ПРОЛЕТАРҲОИ ҲАМАИ МАМЛАКАТҲО, ЯК ШАВЕД!

АКАДЕМИЯИ ФАНҲОИ СССР. ИНСТИТУТИ ФИЛОСОФИЯ

М. МИТИН

# МАТЕРИАЛИЗМИ ДИАЛЕКТИКӢ ҶАҲОНБИНИИ ПАРТИЯИ МАРКСИСТӢ-ЛЕНИНӢ МЕБОШАД

(ЛЕКЦИЯЕ КИ ДАР
ИНСТИТУТИ ФИЛОСОФИЯИ АКАДЕМИЯИ ИЛМҲОИ
СССР ХОНДА ШУДААСТ).

(Тарҷума аз нашри соли
1939-и русӣ карда
шудааст)



НАШРИЁТИ ДАВЛАТИИ ТОҶИКИСТОН
ШӮЪБАИ АДАБИЁТИ ПОЛИТИКӢ
СТАЛИНОБОД 1941

ПРОЛЕТАРҲОИ ҲАМАИ МАМЛАКАТҲО, ЯК ШАВЕД!

АКАДЕМИЯИ ФАНҲОИ СССР. ИНСТИТУТИ ФИЛОСОФИЯ

М. МИТИН

# МАТЕРИАЛИЗМИ ДИАЛЕКТИКӢ ҶАҲОНБИНИИ ПАРТИЯИ МАРКСИСТӢ-ЛЕНИНӢ МЕБОШАД

(ЛЕКЦИЯЕ КИ ДАР
ИНСТИТУТИ ФИЛОСОФИЯИ АКАДЕМИЯИ ИЛМҲОИ
СССР ХОНДА ШУДААСТ).

(Тарҷума аз нашри соли
1939-и русӣ карда
шудааст)



НАШРИЁТИ ДАВЛАТИИ ТОҶИКИСТОН
ШӮЪБАИ АДАБИЁТИ ПОЛИТИКӢ
СТАЛИНОБОД 1941

„Курси мухтасари таърихи партияи коммунистии (большевикони) Умумисоюзӣ“ яке аз асарҳои намоёни теорияи марксистӣ-ленинӣ мебошад. Ин китоб ба *фонди тиллоии* идеявии большевизм дохил шуд, „Курси мухтасари таърихи партияи коммунистии (большевикони) Умумисоюзӣ“ ки бо хирадмандӣ ва пурмазмунии сталинӣ ифода ёфтааст, роҳи таърихиеро ки партияи бузург ва пуршарафи большевикон тай кардааст, аз ҷиҳати илмӣ хулоса мекунад. Ин роҳ—аз ҷиҳати бойии таҷрибаи революционии худ, аз ҷиҳати тундутезии муборизаи синфие ки ба эпохаи нави таърихӣ мувофиқ аст, аз ҷиҳати гуногунии шаклҳои ин мубориза, аз ҷиҳати миқьёси ҳаракатҳои таърихие ки дар сари он партияи большевикӣ мерафт ва рафта истодааст, аз рӯи комьёбиҳои амалии худ,—ба худ ҳамто надорад.

Дар „Муқаддимаи“ „Курси мухтасари таърихи ВКП(б)“ гуфта мешавад ки таърихи ВКП(б) таърихи се революция: революцияи буржуазӣ-демократии соли 1905, революцияи буржуазӣ-демократӣ дар феврали соли 1917, революцияи социалистӣ дар октябри соли 1917 мебошад. Баъд дар он ҷо нишон дода шудааст ки таърихи партияи коммунистии (большевикони) Умумисоюзӣ—таърихи ғалтонда шудани царизм, ғалтонда шудани ҳокимияти капиталистон ва помешчикон, торумор карда шудани интервенцияи хориҷӣ ва тӯдаи бутуни душманони диктатураи пролетарӣ, таърихи бино карда шудани давлати социалистӣ ва ҷамъияти социалистӣ мебошад. Худи як номбар карда шудани ин ҳодисаҳои ҳақиқатан гиганте ки аҳмияти ҷаҳонӣ доранд, нишон медиҳад ки лабораторияи муборизаи синфии партияи большевикӣ то чи андоза бузург аст. Дар тамоми этапҳои ин мубориза партияи Ленин—Сталин аз таълимоти коммунизми илмӣ, аз теорияи

марксизм-ленинизм роҳбарӣ мегирифт ва роҳбарӣ мегирад. Ленин гуфта буд ки таълимоти Маркс аз он сабаб пурзӯр аст ки вай дуруст ва ҳаққонӣ мебошад. Ин таълимот аз он сабаб дуруст ва ҳаққонӣ аст ки вай мувофиқи қонун бударни тараққиёти ҳастии объективиро дуруст мефаҳмонад. Ӯ бо дониши қонунҳои тараққиёти ҷамъиятӣ мусаллаҳ мекунад ва аз ҳамин сабаб барои дар рӯҳи ҳақиқатан революционӣ, дар рӯҳи коммунизм тағьир додани ин ҳастӣ беҳтарин аслиҳа мебошад. Партияи большевикон ҳамин таълимотро ба роҳбарӣ гирифта, ба дониши қонунҳои тараққиёти таърихӣ молик буда, аслиҳаи тавонои идеявиро дар даст дошта, бо теорияи марксизм-ленинизм барин компас таъмин буда, ҳамаи сахтиҳои таърихиеро ки ба сари ӯ меафтоданд ва меафтанд, бо сарбаландӣ бартараф мекард ва мекунад. Ӯ дар зери байрақи ҳамин теория оммаҳои халқро торафт зиёдтар муттаҳид мекунад ва бо камоли дилпурӣ ба сӯи мақсади охирини худ меравад.

„Курси мухтасари таърихи партияи коммунистии (большевикони) Умумисоюзӣ“ аз китобҳои дарсии таърихи партия ки то ин вақт мавҷуд буданд, бо бисьёр чизҳо фарқ мекунад. Фарқи асосии ҳамин Курси таърихи партияи большевикӣ аз он иборат аст ки вай бо мазмуни чуқури теоретикӣ пур аст. Дар ин китоб ба масъалаҳои материализми диалектикӣ ва таърихӣ диққати фавқулодда дода шудааст. Дигар хел шуданаш ҳам мумкин нест, зеро чуноне ки дар „Курси мухтасари таърихи ВКП(б)“ қайд карда шудааст, материализми диалектикӣ ҷаҳонбинии партияи марксистӣ-ленинӣ буда, материализми диалектикӣ ва таърихӣ аз таҳкурсии теоретикии коммунизм, асосҳои теоретикии партияи марксистӣ иборат аст.

Мавзӯъи ин лекция — „Материализми диалектикӣ ҳамчун ҷаҳонбинии партияи марксистӣ-ленинӣ“ мавзуъи хеле калон аст. Ман бо се масъалаи зерин маҳдуд мешавам: 1) материализми диалектикӣ чист ва ӯ читавр ба вуҷуд омад, 2) партияи мо дар давоми тамоми таърихи худ читавр барои ин ҷаҳонбинӣ мубориза кард, покизагии онро муҳофизат намуд ва 3) материализми диалектикӣ ҳамчун ҷаҳонбинии партияи большевикӣ, ҳамчун методи ягонаи илмӣ барои ҳал кардани муҳимтарин масъалаҳои муборизаи синфӣ чи хел роль мебозад.

## I

Ҷаҳонбинӣ читавре ки худи калима ба забони ҳол далолат мекунад, назария, назар кардан ба дуньёст, фаҳмидани ҳама ҳодисаҳои табиат ва ҷамъияти инсонӣ мебошад, ки дар гирду пеши инсон рӯй медиҳанд. Барои сарфаҳм рафтан дар

ҳодисаҳои гуногуни дунъё ки дар гирду пеши инсон рӯй медиҳанд, барои ба як тарз фаҳмида гирифтани занҷири мураккаб ва рангоранги ҳодисаҳои табиат ва таърихи инсонӣ, барои фаҳмидани қонунҳое ки ин ҳодисаҳо аз рӯи ин қонунҳо тараққӣ мекунанд, ҷаҳонбинии рехта, комил ва пурра доштан зарур аст. Барои ходими революционӣ ҷаҳонбинии равшани рехта махсусан аз ҳамин сабаб зарур аст ки практикаи ӯ, амалиёти ӯ дар ҳаёти ҷамъиятӣ бояд дуруст бошад, бояд ба рӯҳи тараққии прогрессивии таърихӣ мувофиқ бошад. Дар асарҳои классикҳои марксизм-ленинизм дар масъалаи роль ва аҳмияти ҷаҳонбинии революционӣ барои амалиёти революционӣ мо фикрҳои чуқуре меёбем.

Демократҳои революционии рус—Чернишевский ва Добролюбов барин намояндагони бузурги фикри пешқадами инсонӣ ҳам инро то як дараҷа мефаҳмиданд. Чернишевский дар „Очеркҳо аз экономияи политикӣ“ ном асари худ чунин навишта буд: „...он касе ки принципҳоро дар тамоми пуррагӣ ва пайравонагии мантиқиашон ба худ равшан карда нагирифтааст, на фақат дар майнаи ӯ сумбур (бесарунӯгӣ) ҳукмфармост, балки корҳояш ҳам маза надоранд“[1]. Чернишевский бо тамоми чуқурӣ ва бурроги ки ба ӯ махсус аст, масъалаи вобастагии байни теория ва практикаи дурустро муайян карда буд. Барои ин ки дар практика, дар амалиёт беҳудагӣ набошад, барои ин лозим аст ки „принципҳо бо тамоми пуррагии мантиқиашон“ ба худ равшан карда гирифта шаванд, ба иборати дигар ҷаҳонбинии рехтаи мукаммал доштан лозим аст.

Дар бобати ҳамин масъала Добролюбов ҳам сухани барҷаста гуфтагӣ дорад. Ӯ навишта буд: „Дар хусуси қонунҳои доимӣ ки таърихи халқҳо аз рӯи ин қонунҳо мегузарад, маълумот гирифта, ҷаҳонбинии худро то ба дараҷаи фаҳмидани эҳтиёҷот ва талаботи умумии инсоният васеътар карда, одами соҳибмаърифат хоҳиши ҳатмӣ ҳис мекунад ки назарияҳо ва эътиқодҳои теориявии худро ба доираи амалиёти практикӣ кӯчонад“[2]. Добролюбов чунон ки мо мебинем, чунин ҳисоб мекунад ки одами ҷаҳонбинии мукаммал доштагӣ ва қонунҳои тараққии ҷамъиятро мефаҳмидагӣ албатта назарияҳо ва идеяҳои худашро ба доираи фаолияти амалӣ кӯчонданӣ мешавад.

Чернишевский ва Добролюбов марксист набуданд. Дар хусуси ҷаҳонбинӣ сухан ронда истода, онҳо албатта ҷаҳонбинии марксистиро дар назар надоштанд. Аммо ҳамчун демо-

[1] *Н. Г. Чернишевский*, Асарҳои интихобшуда, ҷилди II, саҳифаи 435 соли 1937.

[2] *Н. А. Добролюбов*, Асарҳо, ҷилди III, саҳифаи 227, ГИХЛ, Москва, с. 1936.

кратҳои революционӣ онҳо дар шароити Россияи подшоҳӣ ба фаолияти амалии революционӣ мекӯшиданд ва нағз мефаҳмиданд ки ин фаолияти революционӣ бояд маънои идеявӣ, ҷаҳонбинии революционӣ дошта бошад ва аз он илҳом гирад.

Дар асарҳои Маркс ва Энгельс, Ленин ва Сталин мо дар бобати роль ва аҳмияти бузурги ҷаҳонбинии мукаммали то охир революционӣ сатрҳои буррои барҷастае меёбем, дар хусуси аҳмияти теорияи революционӣ барои практикаи революционӣ суханҳои чуқур меёбем. Маркс вақте ки ҳанӯз ҷавон буд ва ба кор карда баромадани назарияҳои худ нав сар карда буд, чунин фикре баён карда буд ки философия дар пролетариат ба худ аслиҳаи материалӣ пайдо кард, чунон ки пролетариат ҳам дар философия ба худ аслиҳаи рӯҳӣ пайдо намуд.

Ленин навишта буд:

> „Фақат материализми философии Маркс ба пролетариат аз ғуломии рӯҳӣ ки то имрӯз ҳама синфҳои мазлум дар қайду банди он гирифтор буданд, роҳи халосӣ нишон дод. Фақат теорияи экономикии Маркс аҳволи ҳақиқии пролетариатро дар сохти умумии капитализм фаҳмонда дод“[1].

Рафиқ Сталин ҳанӯз дар соли 1906 дар „Анархизм ё социализм“ ном мақолаҳои худ чунин навишта буд:

> „Марксизм на фақат теорияи социализм аст, марксизм ҷаҳонбинии бутун, системаи философӣ аст, ки мантиқан аз вай социализми пролетарии Маркс ба амал меояд. Ин системаи философӣ материализми диалектикӣ номида мешавад“[2].

Ҷаҳонбинии мо, ҷаҳонбинии материализми диалектикӣ пеш аз ҳама ҷаҳонбинии *монистӣ* мебошад. Маънои ин чист? Монизм аз калимаи грекӣ „монос“ ба вуҷуд омадааст ки маънои он „як“, „ягона“ гуфтан аст. *Ҷаҳонбинии монистӣ*— яъне чунин ҷаҳонбиниест ки он дар асоси фаҳмидани дунъё, ҳама ходисаҳои табиат, ҷамъият, таърихи инсонӣ *принципи ягона, нуқтаи назари ягонаро* мегузорад. Ҷаҳонбинии мо бо худи ҳамин ки ҷаҳонбинии монистӣ мебошад, аз ҳамагуна ҷаҳонбиниҳои эклектикӣ ё дуалистӣ ки дар таърихи философия аз онҳо инқадар бисьёр буданд ва ҳозир ҳам инқадар бисьёр ҳастанд, ба куллӣ фарқ мекунад. Ин таълимотҳои философӣ дар асоси фаҳмидани табиат ва таърих

---

[1] *Ленин*, ҷилди XVI, саҳифаи 353.

[2] *Сталин*, Анархизм ё социализм. Цитата аз китоби Л. Берия „Оид ба масъалаи таърихи ташкилотҳои большевикӣ дар Закавказье“ (нашри тоҷикиаш) оварда шудааст, саҳифаи 109, Нашриёти Давлатии Тоҷикистон, с. 1940.

ду ё якчанд принципи баръакси ҳамдигарро мегузоранд. Онҳо ду принцип ваё принципҳои бисьёреро дар фаҳмидани ҳодисаҳои олами атроф боҳам меомезанд, аралаш мекунанд, мепайванданд.

Лекин ин ки ҷаҳонбинии мо ҷаҳонбинии монистикӣ мебошад гуфта муайян кардем, бо ин мо ҳанӯз камашро гуфтем. Гап дар ин аст ки ҳам аз равияи идеалистӣ ва ҳам аз равияи материалистӣ системаҳои философии монистӣ бисьёр ҳастанд. Ҷаҳонбинии мо на фақат монистӣ, балки *материалистӣ* ҳам мебошад. Он принцип, он нуқтаи-назари ягона, он пункти ягонаи сарбаромад ки мо дар фаҳмидани дуньё ба он такья мекунем,—***принципи материализм*** мебошад.

Агар ин принципро мухтасар баён кунем, вай аз ин иборат аст: материя, табиат, дуньёи реалии объективӣ, ҳаёт, ҳастӣ—ҳамаи ин асос, *аввалӣ* мебошад; шуур, тафаккур ва умуман рӯҳият *дуюмӣ* аст ки аз ҳамин асос ҳосил мешавад. Табиат, материя берун аз ҳар шуур ва ба ин шуур нигоҳ накарда вуҷуд дорад. Шуур дар дараҷаи хеле баланди тараққии материя пайдо мешавад. Фикр маҳсули амалиёти мағзи сари одамизод аст ва он (яъне мағзи сар) ташкили мукаммали материя аст ки ингуна ташкили мукаммал дар натиҷаи роҳи хеле дурударози тараққии таърихӣ ба амал меояд. Принципи материализм аз принципи идеализм ба куллӣ фарқ дошта ва тамоман бархилофи он аст.

Принципи идеализм дар ин аст ки фикр, шуур,—хулоса рӯҳият (дар идеалистҳои гуногун ин рӯҳият ки ба асоси ибтидоӣ мубаддал гардонда шудааст, ҳар хел ном дорад: „логос“, „идеяи абсолютӣ“, „рӯҳи ҷаҳонӣ“, „ҷамъи ҳиссиёти ман“ ва ҳоказо) аввалӣ аст, дар асоси ҳама чиз қарор гирифтааст, олами материалӣ, табиат, ҳаёти ҳақиқӣ, таърих бошанд, чизи дигаре набуда, балки дуюмӣ буда аз ин рӯҳият ҳосил шудагӣ ҳастанд. Аз худи ҳамин характеристикаи умумӣ дида мешавад ки аз ҳамагуна идеализм (фарқи шаклҳои он тамоман аҳмият надорад: шайтони сурх читавре ки Владимир Ильич қайд карда буд, аз шайтони кабуд ё сабз ҳеҷ фарқе надорад) бӯи ладан (бухӯр) меояд ва он аслан аз дин, аз нуқтаи назари теологӣ ҳеҷ фарқ надорад. Баръакс, материализм, теорияи материалистии маънидод ва шарҳ додани ҳама ҳодисаҳои дуньё ба мистикаи динӣ, ба ҷаҳолатпарастӣ, ба ҳамагуна поповшчина хотима медиҳад.

Лекин мо ҳамаи онҷиро ки барои характеристикаи умумии ҷаҳонбинии мо лозим аст, ҳанӯз нагуфтаем. Дар таърихи тараққии философия шаклҳои гуногуни материализм, равияҳои гуногуни материалистӣ вуҷуд доштанд, чунончӣ: материализми механикии асри XVIII, материализми абстрактии мушоҳидачигии Фейербах, материализми вулгарии Бюх-

нер, Фогт, Молешотт, материализми механистии ҳозира ва ҳоказо. Ҷаҳонбинии мо аз ҷиҳати методи худ, аз ҷиҳати тарзи ба олами материалӣ нигоҳ кардани худ материализми *диалектикӣ* мебошад ва бо худи ҳамин вай аз ҳама навъҳои номбар карда шудаи материализм фарқ дорад.

Ба ҳодисаҳои табиат бо назари диалектикӣ нигоҳ кардан яъне чист? Материя ки онро мо асоси ҳама чиз қарор медиҳем, дар як ҷо наистода дар ҳолати беҳаракат намебошад, балки мувофиқи қонунҳои диалектикӣ *тараққӣ мекунад*. Моҳияти ин қонунҳо дар ин аст ки дуньё доим дар ҳаракат, дар тағьир шудан ва тараққӣ кардан аст. Ҳама ҳодисаҳои табиат аз ҳамдигар ҷудо ва канда набуда, балки бо ҳамдигар алоқаманд ва пайваста мебошанд. Тараққиёт аз рӯи қонуне анҷом меёбад ки мувофиқи он тағьиротҳои охистаи ночизи микдорӣ дар охири охирон бо роҳи ҷаҳиш ба тағьироти сифатӣ оварда мерасонанд. Тараққиёти табиат, таърих дар натиҷаи муборизаи зиддиятҳо анҷом меёбад. Ин аст мухтасаран характеристикаи қонунҳои тараққиёти диалектикӣ ки ба материя ва тафаккур хос мебошанд.

Дар „Курси мухтасари таърихи ВКП(б)“ материализми диалектикӣ чун ҷаҳонбинӣ ба тариқи зерин тавсиф карда мешавад:

> „Ин ҷаҳонбинӣ аз ҳамин сабаб материализми диалектикӣ номида мешавад, ки рафтори вай ба ҳодисаҳои табиат, методи вай доир ба омӯхтани ҳодисаҳои табиат, методи вай оид ба донистани ин ҳодисаҳои табиат — *диалектикӣ* мебошад, ва ҳодисаҳои табиатро маънидод кардани вай, ҳодисаҳои табиатро фаҳмидани вай, теорияи вай—*материалистӣ* мебошад“[1].

Эҷодкунандагони материализми диалектикӣ асосгузорони коммунизми илмӣ—Маркс ва Энгельс буданд. Муаллимони бузурги пролетариат теорияи коммунизмро эҷод карданд ки ин теория синфи коргарро барои сарнагун кардани капитализм ва сохтани ҷамъияти коммунистӣ бо аслиҳаи зафаровар мусаллаҳ кард. Теорияи коммунизми илмӣ роли таърихии синфи коргарро равшан кард, нишон дод ки фақат ғалаба кардани синфи коргар инсониятро аз зулм ва эксплоатацияи капиталистӣ халос мекунад.

Дар боло мо парчае аз „Анархизм ё социализм“ ном мақолаҳои дар соли 1906 навишта шудаи рафиқ Сталин оварда будем, ва дар ин парча гуфта шудааст ки аз материализми диалектикӣ ба равиши мантиқӣ социализми пролетарии Маркс мебарояд. Материализми диалектикӣ ва коммунизми илмӣ бо ҳамдигар узван пайваста мебошанд—вуҷуди яке бе дигаре

[1] „Курси мухтасари таърихи ВКП(б)“, нашри тоҷикӣ, саҳифаи 133—134.

мумкин намебошад. Дарвоқеъ—он касе ки то охир материалисти диалектик мебошад, вай аз ҳамин ҷаҳонбинии философӣ ҳама хулосаҳои мантиқиро баровардa, ба равиши ҳатмӣ бояд ба тамоми системаи назарияҳои коммунизми илмӣ ва ба фаолияти амалии революционии дар рӯҳи большевизм биёяд. Аз тарафи дигар, он касе ки ҳақиқатан дар заминаи коммунизми илмӣ истодан мехоҳад, бояд материалисти диалектик вошад. Марксизм, мегуфт Ленин, системаи рехтаи мукаммали назарияҳост ки ин система аз се қисми таркибӣ иборат мебошад: аз философияи марксизм (материализми диалектикӣ), аз таълимоти экономикии Маркс ва аз таълимоти оид ба социализм, стратегия ва тактикаи муборизаи синфӣ. Дар байни ин се қисми таркибӣ материализми диалектикӣ, ба ибораи Ленин, асоси решагии теориявии марксизм мебошад. Дар „Курси мухтасари таърихи ВКП(б)“ таҳқурсии теориявии марксизм гуфта тавсиф карда шудани материализми диалектикӣ ва таърихӣ давом ва тараққии ин характеристикаи Ленин мебошад.

Маркс ва Энгельс ба материализми диалектикӣ дар натиҷаи муборизаи калони шиддатноки пурҳарорати идеявӣ омаданд. Таърихи ба вуҷуд омадани ҷаҳонбини философии Маркс ва Энгельс таърихест ки аз бойтарин мазмуни идеявӣ, аз он ҷумла аз мубориза барои бартараф кардани характери идеалистии диалектикаи Гегель ва камбудиҳои материализми Фейербах, пур мебошад. Маркс ва Энгельс бофтаҳои философии ҷавонгегельчиён, намояндагони ба номаш „социализми ҳақиқии“ немецӣ, системаҳои утопистии социализм, таълимоти майдабуржуазии Прудон ва дигарро танқид карданд. Бинобар ин, барои ин ки кас дар моҳияти назарияҳои Маркс ва Энгельс, дар мазмуни материализми диалектикӣ сарфаҳм равад, бо ин тараққии пурмазмуни бой, ба шакли мухтасар ҳам бошад, ошно шуданаш лозим аст.

Диалектикаи идеалистии Гегель ва маҳдудиҳои материализми Фейербахро танқид кардани Маркс ва Энгельс дар муайян шудани назарияҳои философии онҳо ҳалқаҳои марказӣ буданд. Ана аз барои ҳамин аст ки дар „Курси мухтасари таърихи ВКП(б)“ пас аз ҷаҳонбинии партияи марксистӣ-ленинӣ гуфта таъриф карда шудани материализми диалектикӣ дар хусуси он вобастагӣ ва дар баробари ҳамин дар хусуси он фарқе ки дар байни назарияҳои Маркс ва Энгельс ва назарияҳои пешгузаштагони онҳо—Гегель ва Фейербах ҳаст, сухан меравад. Дар „Курси мухтасари таърихи ВКП(б)“ чунин гуфта шудааст:

„Маркс ва Энгельс методи диалектикии худашонро баён карда истода, одатан Гегельро, ҳамчун философе ки хислатҳои асосии диалектикаро ба формула даро-

вардааст, нишон медоданд. Аммо маънои ҳамин он нест ки диалектикаи Маркс ва Энгельс айнан диалектикаи Гегель бошад. Дар ҳақиқати кор Маркс ва Энгельс аз диалектикаи Гегель фақат „мағзи рационалӣ“и вайро гирифта, пӯсти идеалистии гегелиро партофтанд ва ба диалектика бозҳам тараққӣ доданд, то ин ки ба вай симои илмии ҳаминасра диҳанд“[1].

Философ—идеалисти немец Гегель (1770—1831) яке аз калонтарин намояндагони фикри инсонӣ мебошад. Гегель ба тараққии фикрии Германия ва инчунин мамлакатҳои дигар ҳам таъсири калон расонд. Дар мамлакати мо, дар Россия ҳам таъсири Гегель бузург буд. Дар солҳои 40-ми асри гузашта дар Москва масалан чунин мақоле вирди забон буд ки „дар соҳилҳои Москва-река (дарьёи Москва) аз дасти философияи Гегель роҳи гузар нест“. Ин он даврае буд ки табақаҳои пешқадами интеллигенцияи рус дар кружокҳо бо омӯхтани философияи Гегель машғул буда, дар хусуси он баҳсу мунозираҳо мекарданд, фикрҳои ин философро ба „ҳастии лаънатии рус“ татбиқ карданӣ мешуданд.

Философияи Гегель монанди ҳар философияи дигар маҳсули давраи худ мебошад. Худи Гегель мегуфт ки ҳар як философия ифодаи фикрии замони худ аст. Философияи Гегель дар давраи муайяни таърихӣ, яъне дар сеяки аввали асри XIX ба вуҷуд омад. Солҳои 30-ми асри гузашта солҳое буданд ки таъсири Гегель дар Германия дар он вақт ба дараҷаи камол расида буд. Ин, мувофиқи суханони Энгельс, рафтори бошукӯҳи философияи Гегель буд. Философияи Гегель маҳсули шароитҳои муайяни таърихӣ ва маданиии Германияи он давра бошад ҳам, лекин ҳодисаи васеътар, дар соҳаи идеология ҳодисаи умумиҷаҳонӣ буд.

Охири асри XVIII ва аввали асри XIX дар тараққии Европа давраи ниҳоятдараҷа революционӣ мебошанд. Дар Франция ҳаракати бузурги революционӣ—революцияи буржуазии соли 1789-ми Франция ба амал омада буд. Буржуазияи Франция ба истеҳкомҳои феодализм ҳуҷум мекард, ба муқобили дворянҳо террори революционӣ ташкил менамуд, ба муқобили реакцияи феодалии тамоми дунъё меҷангид. Ба мубориза политикӣ дар Франция васеътарин оммаҳои халқ ҷалб карда шуда буданд. Наполеон ки фақат натиҷаҳои барои буржуазияи калон фоиданоки революцияи буржуазии Францияро нигоҳ дошта буд, дар он давра дар тамоми Европа маршҳои музаффарона мекард. Ҳуҷуми Наполеон ба Россия низ ба ҳамон давра рост меояд. Мо медонем ки халқи рус чигуна ба муқобили қӯшунҳои Наполеон, ба муқобили интервент-

[1] „Курси мухтасари таърихи ВКП(б)“, нашри тоҷикӣ, саҳифаи 134.

ҳои хориҷӣ хеста буд ва чигуна дар ҷанги ватании соли 1812 ин қӯшунҳоро маҳв карда буд. Калонтарин ҳодисаҳое ки дар Европа рӯй медоданд, ҳама асосҳои кӯҳнаро ба ларза меандохтанд. Ин ҳодисаҳо фикри аҳли Европаи онвақтаро ба ҳаяҷон наоварда наметавонистанд, диққати калонтарин намояндагони философияро ба худ ҷалб накарда наметавонистанд.

Гегель иморати бо ҳашамати теориявие сохт. Бешубҳа, ба ҷаҳонбинии ӯ ҳодисаҳои пурҷӯшухурӯши он замон таъсир карданд. Вакте ки мо диалектикаи Гегельро, таълимоти ӯро дар хусуси ҷаҳишҳои революционӣ, дар хусуси гузаштани миқдор ба сифат, таълимоти ӯро дар хусуси муборизаи зиддиятҳо меомӯзем, мо бешубҳа дар ин диалектика нақши таъсири ҳодисаҳои революционии ҷаҳишмонанди он давраро мебинем. Аммо Гегель ки дар философияи худ ин процессҳоро акс кунонда, онҳоро дар олами философия ин тавр васеъ хулоса кардааст, дар баробари он аз заминаи худ ки дар он калон шуда, зиндагӣ карда ва амал менамуд, канда шуда наметавонист. Гегель немец буд, дар Германия зоида шуда ва эҷодиёташ дар хоки он ҷо мегузашт, ӯ идеологи тартибҳои рӯзафзуни буржуазӣ дар мамлакате буд ки дар он буржуазия бо як қатор боқимондаҳои басе калони сохти феодалӣ маҳдуд шуда буд.

Германия дар он вақт назар ба Франция ва Англия мамлакати қафомондатар буд. Тараққиёти буржуазӣ дар он фақат қадамҳои аввалини худро пеш мемонд. Германия ба князежествоҳои бисьёри хурд-хурди феодалӣ бӯлак карда шуда буд, вай бо ҳаргуна барьерҳои (деворҳои) боҷ пора карда шуда буд. Ончи ки буржуазияи англис ва француз дар ҳақиқат мекарданд, буржуазияи немец дар ин хусус фақат орзӯ карда метавонисту бас. Буржуазияи немец дар пеши монархҳо ва князчаҳои феодалӣ хушомадгӯӣ ва лагандбардорӣ мекард, вай ба муқобили реакцияи ҳукмфармои феодалӣ фаолияти то як қадар васеи оппозиционӣ пеш бурда наметавонист. Лекин дар ивази ин дар соҳаи фикр, дар соҳаҳои гуногуни фаолияти идеологӣ вай ба дараҷаи хеле баланд баромада буд. Вай ба майдони таърих бузургтарин намояндагони адабиёт ва философияро баровард. Маркс дар ҳаққи философияи Кант ки яке аз пешгузаштагони Гегель буд, чунин гуфта буд ки ин философия теорияи немеции революцияи Франция мебошад. Ин характеристикаи Маркс бо ҳақдории тамом ба тамоми тараққии философияи классикии немеции аз Кант то Гегель нисбат дода шуданаш мумкин аст. Дар „Людвиг Фейербах“ ном асари худ Энгельс чунин навишта буд.

„...Гегель немец буд ва монанди ҳамасри худ Гёте

басе филистер буд. Гегель монанди Гёте дар соҳаи худ Зевси-олимпии ҳақиқӣ буд, лекин на ин ва на он доманаи худро аз рӯҳи фиристерии немецӣ ба куллӣ халос карда натавонистанд"[1].

Гегель ки эҷодкунандаи диалектикаи революционӣ аст, дар баробари он ба фикри тамоман сафед карда нишон додани тартиботи немецӣ, ба фикри тамоман сафед карда нишон додани монархии крепостноии пруссии Фридрих-Вильгельми III омад.

Энгельс Гётеро бо суханони барҷастаи зерин тавсиф мекунад:

„...Гёте дам ниҳоят азим аст ва дам майдакор; дам ӯ гении саркаши истеҳзокори ба дунъё ба чашми ҳақорат ва беэътиноӣ нигаранда мебошад ва дам филистери эҳтиёткори аз ҳар чи розии тангназар. Зӯри Гёте нарасид ки бар ночизӣ ва ҳақирии немецӣ ғолиб ояд, балки баракс ин ночизӣ ва ҳақирӣ ӯро мағлуб мекунад"[2].

Гёте дам шоири қудратманд аст, ва дам министри ночизи Веймар,—мегуфтанд Маркс ва Энгельс. Ин характеристика ки ба Гёте дода шудааст, бешубҳа ба Гегель ҳам мувофиқ меояд. Гегель бузургтарин диалектик, эҷодкунандаи системаи философии калон аст ки ба тараққии ҳама соҳаҳои илм таъсир кард, ва дар баробари ҳамин Гегель одамест ки дар пеши феодализми Пруссия хушомадгӯӣ ва чоплусӣ мекунад, қариб ба дараҷаи ба он лаббайгӯӣ ва лагандбардорӣ кардан мерасад, одамест ки тамоман дар қайди ҳавобаландии ҳакиронаи аҳли чиновникҳои Пруссия гирифтор аст ки онҳо дар маҳдудии канцелярии худ ба фикру ақидаҳои халқ бо чашми беписандӣ нигоҳ мекунанд. Дар Гегель методи диалектикии революционии тафаккур ӯро ба хулосаҳои реакционии политикӣ меоварад. Гегель эҷодкунандаи диалектикаест ки он ба қавли дурусти Герцень, „алгебраи революция" мебошад, ва дар баробари ин ӯ эҷодкунандаи системаи мукаммали философӣ, „идиализми абсолютӣ"и объективӣ аст.

Ихтилофи байни метод ва система дар философияи Гегель инъикоси ихтилофнокии шароити тараққиёти Германия, инъикоси ихтилофнокии вазъияти буржуазияи немеции он давра мебошад.

Аз сари аввал гуфтан лозим аст, вақте ки мо дар хусуси ихтилофи байни метод ва системаи Гегель сухан меронем, инро ҳамин тавр содда фаҳмидан мумкин нест ки гӯё дар як киссаи Гегель системаи идеалистии ӯ ва дар киссаи дигараш—диалектикаи ӯ истода бошад. Диалектика ва идеа-

---

1 *Ф. Энгельс,* Людвиг Фейербах, саҳифаи 10, Госполитиздат, 1938.
2 *К. Маркс ва Ф. Энгельс,* Асарҳо, ҷилди V, саҳифаи 142.

лизм дар Гегель боҳам пайваста мебошанд. Гегель эҷодкунандаи диалектикаи идеалистӣ мебошад.

Моҳияти системаи философияи Гегель агар онро мухтасар таъриф карданӣ шавем, дар чист? Дар „Людвиг Фейербах" Энгельс бо суханони кам ҳам бошад, лекин моҳирона характеристикаи системаи философии Гегельро медиҳад.

Дар асоси ин системаи философӣ рӯҳият—„идеяи абсолютӣ" қарор мегирад. Гегель идеалисти объективӣ мебошад. Агар дар Гегель фақат ҳамин мебуду бас, онгоҳ дар ҳаққи ӯ бисьёр гап зада нишастан ҳоҷат набуд. Дар таърихи илм, дар таърихи философия идеалистҳо хеле бисьёр гузаштаанд. Фарқи Гегель аз ҳазорон идеалистони дигари майда ва ночиз дар ин аст ки рӯҳияте ки ӯ дар асоси тамоми ҷаҳонбиниаш гузоштааст, хосиятҳои махсусе дорад. Хосияти „идеяи абсолютӣ"и Гегель дар ин аст ки вай табиати диалектикӣ дорад. Вай аз рӯи қонунҳои диалектикӣ тараққӣ мекунад. Агар чунин гуфтан ҷоиз бошад, набззании диалектикии „идеяи абсолютӣ" сифати асосии он мебошад. Хулласи калом диалектика, яъне бо роҳи гузаштани микдор ба сифат, ба воситаи ҷаҳиши революционӣ, бо роҳи муборизаи ихтилофҳо тараққӣ кардан, пай дар пай доим пайдо шудан ва нобуд шудан, табдильёбии (дигаршавии) доимии шаклҳо ва ҳоказо ба қавли Гегель пульс (набз), ритм, ҳаёти „идеяи абсолютӣ"и он мебошад.

„Идеяи абсолютӣ" дар худ ҳама стадияҳои тараққии дохилӣ, тамоми цикли ҳаракати диалектикии худро тай карда, ба табиат, ё чунон ки Гегель мегӯяд, ба „ҳастии дигар" мегузарад. Аз нуқтаи назари Гегель табиат чист? Ин шакли дигари ҳастии ҳамон „идеяи абсолютӣ", инкори он аст. „Идеяи абсолютӣ" худаш худашро инкор мекунад ва ба „зоҳир" мегузарад, мегуфт Гегель ва чунон ки мо мебинем, ӯ бисьёр хира ва норавшан гап мезад. „Идеяи абсолютӣ" гӯё ки ба худ либоси зоҳирӣ, табиӣ, материалӣ мепӯшад. Ба ҳамин тариқ, моҳияти дохилии табиат, ба қавли Гегель, „идеяи абсолютӣ" мебошад.

Таълимоти Гегель дар бобати табиат зотан аз ҳама зиёдтар метафизикӣ мебошад. Ба қавли Гегель табиат дар вақт тараққӣ намекунад, балки фақат дар фазо вусъат меёбад, дигаргун мешавад.

Ин дар ҳамин хусус гувоҳӣ медиҳад ки Гегель дар фаҳмидани табиати физикӣ ҳанӯз дар бисьёр бобатҳо дар позицияи табиатшиносии механикии асри XVIII меистад. Энгельс нишон медиҳад ки Гегель дар тиълимоти худ оид ба табиат назар ба пешгузаштаи худ Кант ки ӯ дар теорияи худ дар бобати пайдоиши афлок табиат ҳар вақт тараққӣ мекунад, системаи офтоб аввал дошт ва охир ҳам хоҳад

дошт, гуфта тахмин мекард, ҳатто як қадам ақиб рафт.

Бо вуҷуди ҳамаи метафизикии фикру назарияҳои Гегель дар бобати табиат (фикру назарияҳое ки ба андозаи зиёд аз идеализми Гегель сар мезананд ва онҳоро эҳтиёҷоти системаи идеалистӣ талаб мекард), диалектикаи Гегель дар соҳаи табиатшиносӣ ҳам сарчашмаи пурқуввати фикрҳои диалектикӣ нашуда наметавонист. Худи Гегель бо вуҷуди фикру назарияи умуман метафизикии худ дар бобати табиат, як қатор фикрҳои гениалие дар хусуси характери диалектикӣ доштани тараққии маҳз табиати материалӣ гуфтааст. Ана аз барои ҳамин аст ки диалектикаи Гегель бояд ба тараққии пурсамари табиатшиносӣ таъсир мекард ва таъсир ҳам кард. Ба ҳамин маъно диалектикаи Гегель ба либоси мистикии идеалистӣ печонда шуда бошад ҳам, традицияҳоеро давом медод ки асоси онҳоро Кант дар „Таърихи умумии табиат ва теорияи осмон“ ном асари худ (1755) гузошта буд.

Акнун ба ҷамъияти инсониро чӣгуна фаҳмидани Гегель гузарем. Таърихи инсоният аз нуқтаи назари Гегель чист? Таърихи инсоният, ба қавли Гегель бозҳам чизи дегаре набуда, балки таҷассум ва тараққии ҳамон „идеяи абсолютӣ“ мебошад. Аммо аз он рӯ ки таърихи инсоният барои Гегели идеалист тамоман аз таърихи рӯҳ, идрок ва дониши инсонӣ иборат буд, аз он рӯ ки Гегель ба куллӣ табиист, асоси ҳақиқии материалии таърихи инсониятро намедид ва дида наметавонист, бинобар ин дар ҳамин ҷо дар „олами рӯҳ“, ба қавли Гегель, боз тараққии диалектикӣ дар вакт ҷар мешавад. Таърихи инсонӣ ҳамчун таҷассуми „идеяи абсолютӣ“, ба қавли Гегель, ба таври диалектикӣ тараққӣ меёбад.

Инак, Гегель тезисе ба миён мемонад ки таърихи инсоният тараққӣ мекунад ва дар айни замон аз рӯи қонунҳои диалектикӣ тараққӣ мекунад. Интавр ба таърих нигоҳ кардан дар тараққии илми социалӣ бисьёр як қадами муҳимме ба пеш буд.

Аммо дар масъалаҳои таърих ҳам дар Гегель фикрҳои бузург бо фикрҳои майдаи ночиз мепайванданд. Ҳама қувваҳои ҳаракатдиҳандаи таърихи инсониятро Гегель дар охири охирон иборат аз як қувва медонист ки он ҳам идея мебошад. Ба фикри Гегель, Греция аз чи сабаб маҳв шуд? Аз ин сабаб ки идеяи зебоӣ ки принципи зиндагии Греция буд, дар тараққии рӯҳи умумиҷаҳонӣ фақат фазаи бисьёр кӯтоҳе шуда метавонист ки пас аз он бояд идеяи нав пайдо мешуд ва ҷои идеяи зебоиро мегирифт.

Аммо читавре ки ҳанӯз Плеханов дуруст қайд карда буд, ингуна „ҷавоб“ фақат такрори дабдабаноки беасоси саволи ба миён монда шудагӣ буд, зеро ҳеҷ як ҷавобе намедод. Ҷавоби Гегель ба ин савол ноилоҷ саволи дигар ба миён

меовард: пас сабаби он чист ки идеяи нав пайдо шуд ва идеяи зебой кўҳна шуд? Плеханов ба ҳамин муносибат чунин менависад:

„Гегель,—ки шарҳи дар боло овардашудаи маҳв шудани Греция ба ў тааллуқ дорад,—гўё худаш ҳам инро ҳис мекунад ва бо шитоб ба иловаи шарҳи идеалистии худ ҳастии экономикии Грецияи қадимро шоҳид меоварад: *„Лакедемон асосан аз сабаби нобаробарии молу мулк ғалтид“*,— мегўяд ў. Ва ў на фақат дар ҷоҳои ба Греция дахл доштагӣ ҳамин тавр рафтор мекунад. Гуфтан мумкин аст, ин дар философияи таърих методи доимии ўст: аввал ба хосиятҳои идеяи абсолютӣ якчанд ишораи хираи норавшан мекунад, лекин баъд дар бобати характер ва тараққии муносибатҳои молумулкии он халқе ки сухан дар бораи вай равад, нишондодҳои хеле муфассалтар ва албатта хеле қоилкунандатар меоварад“[1].

Барои ин ки хонанда моҳияти ба ҳодисаҳои таърихӣ нигоҳ кардани Гегельро як қадар конкреттар ба худ тасаввур кунад, чунин мисол меоварем. Гегель дар як ҷо дар ҳаққи Наполеон мегўяд: „Наполеон рўҳи ҷаҳонӣ аст ки савори асп шудааст“. Маънои ин гуфтаи Гегель равшан аст. Шахсҳои таърихӣ, ба фикри Гегель, фақат амрҳои „рўҳи ҷаҳонӣ“ ё „идеяи абсолютӣ“ро (ки ҳардуи онҳо як чизанд) иҷро мекунанд. Гегель рўйрост ҳамин тавр ҳам мегўяд ки шахси бузург чизи дигаре набуда, балки „коргузори рўҳи ҷаҳонӣ“ мебошад.

Плеханов дар асари худ „Доир ба масъалаи назари монистӣ ба таърих“ он хизмати Гегельро дуруст нишон медиҳад ки ў аз ҳама пеш ба процесси таърихӣ ҳамчун ба процесси қонунӣ нигоҳ кард ки дар он „шахсони барҷаста“, қаҳрамонҳо на ба сари худ, балки дар асоси қонунҳои объективӣ амал мекунанд. Ин кашфиёти бузурги Гегель буд ва он нишон медод ки чигуна дар ин ҷо ҳам дар Гегель фикри бузург ба худ аз миёни суханҳои хандаовар, аз миёни пардаи идеалистӣ аз қабили „рўҳи ҷаҳонӣ“ ки савори асп шуда бошад, роҳ мекушояд.

Ба қавли Гегель навъҳои гуногуни шуури ҷамъиятӣ чист? Илм, санъат, адабиёт, философия ва монанди ҳамин, ба қавли Гегель, фақат шаклҳои тараққии идеявӣ мебошанд ки бо ёрии онҳо „идеяи абсолютӣ“ ба воситаи системаҳои гуногуни философӣ то рафт бештар ва бештар ба шинохтани моҳияти худ меояд, то оқибат дар философияи Гегель „идеяи абсолютӣ“ комилан ба худшиносии худ омад. Бо худи ҳамин

---

[1] *Г. В. Плеханов,* Доир ба масъалаи тараққии назари монистӣ ба таърих, Госполитиздат, 1938.

ҳақиқати абсолютӣ ба даст омад ва тараққии минбаъдаи философия, ба фикри Гегель номумкин ва ҳатто нодаркор шуда мемонад.

Дар соҳаи политика Гегель чунин ҳисоб мекард ки сохти политикӣ ки дар Германия ҳукмфармо буд, дараҷаи олии сохти политикӣ буда, шакли аз ҳама идеалонатар ва аз ҳама мукаммалтари сохти давлатӣ мебошад, „идеяи абсолютӣ" дар ин сохт таҷассуми аз ҳама нағзтаре ба худ пайдо кардааст. Равшан аст, ки реакционерҳои пруссӣ барои ин хел чизҳо Гегельро ба мартабаи философи давлатии Пруссия бардоштанд. Онҳо бисьёр аз ӯ миннатдор буданд барои ин ки ӯ тамоми иморати боҳашамати философияи худро ба пеши пои монархияи феодалии Пруссия гузошт. Маънои „дар зери вазнинии тарафи беандоза калон шуда рафтаи консервативӣ маҷақ кардани тарафи революционӣ" *(Энгельс)* ҳам дар ҳамин буд.

Инак, ихтилофи байни метод ва система дар философияи Гегель дар байни тарафи революционӣ ва тарафи консервативии ҷаҳонбинии ӯ дар чист?

Диалектикаи ӯ мегуфт ки мутафаккир бо ҳеҷ як хулосаи мусбат ва қатъӣ хотирҷамъ шуда нишаста наметавонад, ӯ бояд дар ҷустуҷӯи он бошад ки: оё дар ин предмет қувваҳо ва сифатҳои хилофи якдигар ҳаст ё не. Диалектика мегуфт ки ҳама чиз тараққӣ мекунад, меафзояд, тағьир меёбад, доим пайдо мешавад ва маҳв мегардад ва қуввае нест ки ин ҳаракати абадиро боздошта ваё нигоҳ дошта тавонад, қувваe нест ки ба ин диалектикаи чизҳо муқобилат карда тавонад. Гёте ин ҳаракати абадии диалектикиро бо суханҳои барҷастаи зерин ифода мекунад:

Дар тӯфони амалиёт, дар мавҷҳои ҳастӣ
Ман баланд мешавам,
Ман поён мешавам.
Марг ва таваллуд —
Бахри ҷовидонист;
Ҳаёт ва ҳаракат
Дар фазои ҷовидонист...
Ҳамин тавр дар дастгоҳи асрҳои даргузар
Мебофам ман либоси зиндаи худоён.

Диалектикаи Гегель эътироф кардани ҳаминро талаб мекард ки тараққиёт поён надорад, лекин системаи Гегель мегуфт: дар шахси монархияи феодалии Пруссия мо натиҷаи охирии тараққиёти политикиро мебинем, инрӯя ҳаракат дигар номумкин аст; дар сифати философияи Гегель „ҳақиқати абсолютӣ" („ҳақиқати мутлақ") ба даст омадааст ки минбаъда тараққӣ кардани философия дигар лозим нест. Диалектикаи Гегель мегуфт: ҳама чиз дар натиҷаи муборизаи ихтилофҳо меафзояд ва тараққӣ мекунад, ҳар дараҷае ки

ба даст омадааст,—дар ҳар соҳае ки бошад, бо ихтилофҳои даруни хӯрда мешавад ва ба дараҷаи нави олитар мебарад. Системаи Гегель бошад, мегуфт: инсоният дар сифати философияи Гегель ба дараҷаи шинохтани „идеяи абсолютӣ“ расида дигар ҳеҷ як ихтилофе намебинад ва ҳаракати минбаъда шарт нест.

Чунинанд он ихтилофҳое дар философияи Гегель дар байни тарафи революционӣ ва тарафи консервативии таълимоти ӯ ки бояд ба худ роҳи баромад меёфтанд. Ва ин роҳи баромад ҳам дар ҳақиқат баъд аз вафоти Гегель ёфта шуд ки дар он вақт вазъияти ҷамъиятӣ дар Германия шиддатнок шуда ва раъду барқи революцияи соли 1848 наздик омада буд.

Аз вафоти Гегель бисьёр вақт нагузашта буд ки школаи (мактаби) ӯ асосан ба ду группа—ба гегельчиёни рост ва гегельчиёни чап тақсим шуд. Гегельчиёни рост бештар ба тарафи консервативии философияи Гегель моил буданд, онҳо аз ин философия хулосаҳои реакционитар баровардани мешуданд. Ҷояш аст, бигӯем, системаи идеалистии Гегель барои ингуна равияи тафаккури консервативӣ ба қадри кифоя материал медод. Гегельчиёни чап бошанд, баракс аз философияи Гегель нисбат ба ҳастии онвақта хулосаҳои прогрессивӣ баровардани мешуданд. Тарафи революционии философияи Гегель, яъне диалектикаи ӯ дар ин бобат ҳам нуқтаҳои бисьёри сарбаромад медод.

Маркс ва Энгельс, асосгузорони коммунизми илмӣ, дар аввали фаолияти революционии худ ба гегельчиёни чап ҳамроҳ буданд. Аввал онҳо дар позицияҳои гегелии идеалистӣ меистоданд. Лекин дар айни замон қайд кардан лозим аст ки дар байни гегельчиёни чап Маркс ва Энгельс гурӯҳи аз ҳама чаптар, одамони назари аз ҳама революционитар доштагие буданд ки мекӯшиданд, аз философияи Гегель хулосаҳои революционитар бароранд. Дар фаолияти пурҷӯшухурӯши ҷамъиятӣ ва адабии ин уқобҳои ҷавон гении революционии онҳо хеле барвақт бо қувваи бузурге зоҳир шуд. Ба гегельчиёни чап ҳамроҳ буда, ҳанӯз дар позицияҳои идеалистии гегелӣ истода, ба философияи Гегель қадру қимати хеле баланд дода истода, онҳо дар баробари ҳамин иллати асосӣ, ихтилофи дарунии ин философияро мебинанд ва мекӯшанд ки аз он роҳи халосӣ ёбанд.

Маркс ва Энгельс зуд аз идеализми Гегель рӯ гардонда, методи диалектикии Гегельро тамоман аз нав кор карда бароманд, зеро дар он шакле ки Гегель монда рафт, вай барои ба кор бурдан дуруст намеомад. Идеяи асосии Гегельро—едеяи ӯро дар бобати тараққӣ—аз пӯсти идеалистӣ халос карда гирифтан ва ин идеяро ба ҳастии материалӣ

татбиқ кардан зарур буд. Кори диалектикаи идеалистии гегелии „рӯҳ“ро тамом кардан ва теорияи систематикии тараққии диалектикии ҳаёт, материя, ҳастиро буньёд намудан лозим буд. Маркс баъдҳо навишта буд:

„Дар философияи Гегель диалектика сар ба поён истодааст. Вайро ба по шинондан лозим аст, то ки мағзи рационалиаш аз зери пардаи мистикӣ кушода шавад“[1].

*Аз* диалектикаи идеалистии Гегель „мағзи рационалӣ“и он, маънои оқилонаи онро гирифтан, хулоса диалектикаи Гегельро материалистона кор карда баромадан лозим буд. Ин вазифаи ҷиддӣ теориявӣ буд. Хеле вақт баъд аз ин Маркс дар мактубҳои худ ба Кугельман навишта буд:

„Ӯ (Дюринг.—*М. М.*) бисьёр нағз медонад ки методи тадқиқотии ман методи Гегель *нест*, зеро ман материалист ҳастам ва Гегель—идеалист. Диалектикаи Гегель шакли асосии ҳар диалектика мебошад, лекин фақат баъд аз тоза карда шудани он аз шакли мистикиаш, ҳол он ки фарқи методи *ман* ҳам аз он айнан дар худи ҳамин аст“[2].

Ленин дар ин бобат чунин навишта буд:

„Мантиқи Гегельро дар шакли ҳозирааш *ба кор бурдан* мумкин нест; чунон ки ҳаст, ҳамин тавр *гирифтан* мумкин нест. Аз он нуқтаҳои мантиқӣ (гносеологӣ)ашро *ҷудо карда гирифтан* ва онро аввал аз *мистикаи идеяҳо* тоза кардан лозим аст; ин боз аз вай ҳам кори зиёдтар аст“[3].

Ин аст ки дар „Курси мухтасари таърихи ВКП(б)“ бо тамоми бурроғӣ гуфта шудааст ки:

„Маркс ва Энгельс аз диалектикаи Гегель фақат „мағзи рационалӣ“и вайро гирифта, пӯсти идеалистии гегелиро партофтанд ва ба диалектика бозҳам тараққӣ доданд, то ин ки ба вай симои илмии ҳаминасра диҳанд“[4].

Барои фаҳмидани ин ки Маркс ва Энгельс ин вазифаи теориявиро чигуна ҳал карданд, онҳо чигуна кори идеализми Гегельро тамом карданд ва дар баробари он чигуна онҳо чизи қиматбаҳои дар Гегель будагиро нигаҳ доштаанд, он аҳмиятеро ки дар тараққии идеявии Маркс ва Энгельс наздиктарин пешгузаштаи онҳо материалист Фейербах дошт, фаҳмидан даркор аст.

Дар „Курси мухтасари таърихи ВКП(б)“ дар ин масъала чунин гуфта шудааст:

„Маркс ва Энгельс материализми худашонро баён

---

1 *К. Маркс,* Кепитал, ҷилди I, саҳифаи XL, 1929.
2 *К. Маркс ва Энгельс,* мактубҳо, саҳифаи 230. Соцэкгиз. 1931.
3 *„Маҷмӯаи ленинӣ“,* XII саҳифаи 205.
4 „Курси мухтасари таърихи ВКП(б)“, нашри тоҷикӣ, саҳифаи 134.

карда истода, одатан Фейербахро, ҳамчун философе ки ҳуқуқи материализмро барқарор кардааст, нишон медоданд. Аммо маънои ҳамин он нест ки материализми Маркс ва Энгельс айнан материализми Фейербах бошад. Дар ҳақиқати кор Маркс ва Энгельс аз материализми Фейербах „мағзи асосӣ"и вайро гирифта, худи вайро бозҳам инкишоф дода то ба теорияи илмӣ-философии материализм расонданд ва қабатҳои барзиёди идеалистӣ ва динӣ-этикии вайро дур партофтанд"[1].

Фейербах (1804—1872) ба майдони фаолияти ҷамъиятӣ ва философӣ дар даврае баромад ки он аз давраи Гегель хеле фарқ дошт. Аз як тараф, революцияи июлии соли 1830 дар Франция ба тамоми Европа, аз он ҷумла ба Германия таъсири калон бахшид. Аз тарафи дигар, дар Германия дар байни буржуазия ва интеллигенцияи демократӣ хусусан аз вақти ба тахт нишастани Фридрих-Вельгельми IV-ӯми риёкор ва фиребгар назар ва рӯҳияи зиддиҳукуматӣ хеле зиёд шуд. Интеллигенцияи немец дигар аз шакли абстрактикӣ-философии баён карда шудани манфиатҳои худ ки ин ба философияи Кант ва Гегель хос буд, қаноат намекардагӣ шуд. Тӯфони революционии соли 1848 ки наздик меомад, ба фаолияти философӣ ва теориявӣ дар Германияи онвақта нақши таъсири худро мегузошт. Идеяҳои пешқадами демократияи революционии Германия, тамоилот ва идеалҳои радикалии интеллигенцияи революционӣ дар философияи Фейербах акс ёфтанд.

Фейербах дар аввали фаолияти философии худ гегельчӣ-идеалист буд. Ӯ ба гегельчиҳои рост ҳамроҳ буд. Лекин бисьёр нагузашта ӯ аз идеализми Гегель рӯ гардонд, „идеяи абсолютӣ"и Гегельро дур партофт ва тантанаи материализмро эълон кард. Фейербах гуфт ки идеализми Гегель фақат теологияест ки ба ранги философӣ ранг карда шудааст. Таълимоти Гегель дар хусуси ин ки табиат ҳастии дигари рӯҳ аст, гуфта нишон медод Фейербах, чизи дигаре набуда, балки ифодаи философии нуқтаи назари попҳост ки гӯё дуньёро худо офарида бошад. „Рӯҳи абсолютӣ"и Гегель, мегуфт Фейербах, чизи дигар набуда, балки фақат шуури оддии одамист, лекин фақат ҳамин қадар дорад ки вай аз одамизод канда ва ҷудо карда шуда ва ба тахти „рӯҳи абсолютӣ"и объективӣ бардошта шудааст. Бархилофи ин Фейербах нуқтаи назари атеистиеро ба миён гузошт ки одамизод худоро аз рӯи қиёфат ва монандии худ меофарад. Ба қавли Фейербах ба сифати пункти сарбаромад барои ҷаҳонбинии пайдарҳам бояд олами материалӣ—табиат, одамизод қарор дода шавад.

---

[1] „Курси мухтасари таърихи ВКП(б)", нашри тоҷикӣ, саҳифаи 134.

Хизмати таърихии Фейербах дар ин аст ки ӯ ба идеализми Гегель зарбаи ҳалкунанда зад. Таъсири идеяҳои Фейербах дар вазъияти пешазреволюционии Германия хеле зӯр буд. Роли Фейербах дар кори тайёрии идеявии революцияи соли 1848 аз роли зумраи дурахшони материалистон ва атеистони французии асри XVIII дар арафаи революцияи буржуазии Франция дар соли 1789 камтар набуд. Энгельс аҳмияти „Моҳияти дини христианӣ“ ном асари дар соли 1841 чоп шуда баромадаи Фейербахро бо суханони пурмаънои зерин таъриф мекунад:

„Вай бо як зарба,—навишта буд Энгельс,—ин ихтилофро аз миён бардошта, боз ва бе ҳеҷ қайду шарт тантанаи материализмро эълон кард. Табиат ба ҳеҷ як философия нигоҳ накарда, вуҷуд дорад. Вай асосе ҳаст ки мо, одамон, ки маҳсулҳои табиат ҳастем, дар болои он қарор мегирем. Берун аз табиат ва одамизод чизе нест ва махлуқҳои олӣ ки фантазияи динии мо онҳоро офаридааст, фақат инъикоси фантастикии моҳияти худи мо мебошанд. Манъ бардошта шуд: „система“ тарконда шуд ва дур андохта шуд, ихтилоф бо роҳи ба таври содда ошкор карда шудани он нукта ки ин ихтилоф фақат дар тасаввуроти одамӣ вуҷуд дорад, ҳал карда шуд. Таъсири озодкунандагии ин китобҳоро аз сар гузарондан лозим буд, то кас дар ин хусус тасаввурот пайдо кунад. Мо ҳамаамон бағоят шод будем ва ҳамаамон то муддате фейербахчӣ шудем“[1].

„Моҳияти дини христианӣ“и Фейербах ҳақиқатан асари хуб мебошад. Ин китоб, ба иборати Маркс ва Энгельс, „ба рӯҳи ҷаҳонии Гегель истеъфо дод“. Вай ба идеализм ва дин зарбаи ҷиддӣ дод. Дар „Хонадони авлиё“ Маркс ва Энгельс ба хизматҳои таърихии Фейербах чунин баҳо медиҳанд:

„Диалектикаи мафҳумро—ҷанги худоҳоро ки фақат ба философҳо ошност, кӣ маҳв кард? *Фейербах.* Кӣ ба ҷои кӯҳнаколаи афсурда, ба ҷои „худдарккунии бепоён“ на „маънои *инсон*“ (гӯё инсон ба ғайр аз ин ки инсон аст, боз маънои дигар ҳам дошта бошад!), балки худи „*инсон*“ро гузошт? *Фейербах* ва фақат *Фейербах*“[2].

Маркс ва Энгельс навишта буданд ки аз миёни сели оташ (Feuer-Bach), аз пули сирот ки назарияҳои Фейербах ҳамин хел пули сирот мебошанд, гузаштан лозим аст, то кас аз идеализм халос шавад ва маҳкам ба позицияи материализм биистад.

Дар баробари он Маркс ва Энгельс аз сари аввал маҳдудии материализми Фейербах, камбудиҳои онро ҳис карда

[1] *Ф. Энгельс,* Людвиг Фейербах, саҳифаи 13—14, Госполитиздат, 1938.
[2] *К. Маркс* ва *Ф. Энгельс,* Асарҳо, ҷилди III, саҳифаи 117.

буданд. Фейербах мистикаи Гегель ва идеализми Гегельро дур андохт, лекин дар баробари он кӯдакро ҳам аз даруни тағора берун партофт. Фейербах ҳеҷ гоҳ аҳмияти диалектикаи Гегельро намефаҳмид, чи ҷои он ки ин диалектикаро ба ҳастӣ татбиқ кунад. Фейербах ба идеализми Гегель видоъ гуфт, аммо он чизи пуркимат ва солимеро ки дар философияи Гегель ба либоси идеалистӣ печонда шуда буд, Фейербах аз нуқтаи назари танқид аз нав кор карда баромада ва истифода бурда натавонист. Ин вазифа аз тарафи асосгузорони материализми диалектикӣ—Маркс ва Энгельс ҳал карда шуд. Фейербах материалисти абстрактии мушоҳидачӣ буд. Дар масъалаҳои ҷаҳонбинии умумии философӣ материалист бошад ҳам, Фейербах материализми худро дар масъалаҳои таърих татбиқ карда натавонист. Дар ин ҷо ӯ тамоман оҷиз шуда мемонд. Таърих ва материализм дар Фейербах ба ду тарафи муқобили якдигар рафтанд. Дар „Философияи немецӣ“ (с. 1846) Маркс ва Энгельс маҳдудии материализми Фейербахро тамоман бартараф карда истода, чунин навишта буданд:

> „Дар он ҷое ки Фейербах материалист аст, ӯ бо таърих машғул намешавад, лекин дар он ҷое ки ӯ таърихро санҷиданӣ шавад, тамоман материалист нест. Материализм ва таърих дар ӯ тамоман боҳам пайваста намебошанд, ки ин зотан аз суханҳои дар боло гуфта шудагӣ ҳам равшан аст“[1].

Ин аз он сабаб ҳамин тавр шуд ки Фейербах идеяи тараққиётро нафаҳмид ки ин идеяро Гегель ба шакли мистикӣ баён карда буд. Фейербах идеяи тараққиёт, яъне диалектикаро нафаҳмида, дар вақти шарҳ додани ҳодисаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ боз ба позицияҳои идеализм ғежида мерафт.

Барои то як дараҷа конкреттар ба худ тасаввур кардани материализми Фейербах яке аз афоризмҳои ӯро меорем. Фейербах мегӯяд: „Одамизод он аст ки ҳаст“. Ин албатта назарияи материалистист, лекин ин материализм материализми вулгарӣ мебошад. Он касе ки баъд аз ин нуқта монад ва пештар наравад, вай ба андозае худашро маҳдуд мекунад ки дар қонунҳои ҳаёти ҷамъиятӣ чизе фаҳмида наметавонад. Фейербах ба одамизод фақат аз нуқтаи назари физиологӣ ва биологӣ нигоҳ мекунад. Ӯ ҳаминро намебинад, ки одамизод махлуқи ҷамъиятист ки дар таърих тараққӣ мекунад, ӯ намебинад ки одамизод махлуқи фаол, махлуқи истеҳсолкунанда мебошад. Агар нуқтаи назари Маркс ва Энгельсро ҳамин тавр мухтасар баён карданӣ шавем, онгоҳ гуфтан мумкин мешуд: одамизод он чиз аст ки истеҳсол мекунад,

[1] *К. Маркс* ва *Ф. Энгельс*, Асарҳо, ҷилди IV, саҳифаи 35.

бо чи хел асбобҳои меҳнат истеҳсол мекунад. Интавр гузошта шудани масъала аз афоризми дар боло овардашудаи Фейербах аз осмон то замин фарқ дорад. Одамизоди реалии дар таърих, дар давраҳои муайяни таърихӣ зиндагикунандаро Фейербах намедонад. Маркс ва Энгельс мегӯянд, ана аз барои ҳамин аст ки Фейербах

> „маҷбур аст, масалан ба ҷои одамони тансиҳат тӯдаи камбағалони рангзарди меҳнатзадаи силро дида, ба „мушоҳидаи олӣ" ва ба идеалона „баробар кардани ҷинси инсон" рӯ оварад, яъне боз ба идеализм афтад ва он ҳам дар ҷое ки материалисти коммунистӣ дар он ҷо зарурият ва дар баробари он шарти дигаргун сохтани чи саноат ва чи сохти ҷамъиятиро мебинад"[1].

Дар ин суханони барҷастаи Маркс ва Энгельс бо тамоми бурроғӣ ва намоёнӣ камбудии материализми Фейербах ошкор мешавад. Равшан аст ки ингуна ҷаҳонбинӣ, ингуна нуқтаи назар наметавонист, он аслиҳаи буррандае шавад ки бо ёрии он ба майдони мубориза барои тағьир додани ҳастӣ баромадан мумкин гардад. Инро Маркс ҳанӯз дар соли 1843 бисьёр нағз фаҳмида буд. Ӯ навишта буд:

> „Афоризмҳои Фейербах, ба назари ман, як камбудӣ доранд ва он ҳам ин аст ки ӯ аз ҳад берун ба табиат зӯр меоварад ва ба политика аз ҳад берун кам диққат медиҳад. Ҳол он ки ин ягона иттифоқест ки дар сояи он философияи имрӯза ҳақиқат шуда метавонад"[2].

Аз ин суханони пурмаънои Маркси ҷавон мо мебинем ки ӯ ҳанӯз дар он вақт ба чигуна баландие баромада буд, гарчанде ки дар он вақт ӯ ҳанӯз материалисти диалектики пухта набуда ва фақат ба баён кардани назарияҳои коммунизми илмӣ наздик меомад.

Он қабатҳои динӣ-этикӣ ки философияи Фейербах аз онхо пур мебошанд, бо ҳамин камбудиҳои Фейербах ки дар бобати ба ҳодисаҳои ҳаётӣ ҷамъиятӣ нигоҳ кардани ӯ дида мешаванд, вобаста мебошанд. Фейербах кори худоро ки қувваи олии бар болои дуньё, бар болои сари одамизод истодагӣ бошад, тамом кард, лекин Фейербах худи инсонро худо мекардагӣ шуд. Ӯ ҳатто ба худи калимаи „религия" („дин") тарафдор шуда баромад дар ин асос ки маънои ин калима „алоқа" будааст. Ин фокусҳои филологӣ, ба иборати Энгельс, барои философияи идеалистӣ охирин сӯрохӣ буд. Муносибати ҳамдигарии ду одам, ишқи ҷинсӣ, алоқаи ҷинсӣ ба мартабаи дин бардошта шуд. Фейербах калимаи „дин"ро муҳофизат карда, „муносибатҳои ишқии байни одамон"ро ба

---

[1] *К. Маркс* ва *Ф. Энгельс*, Асарҳо, ҷилди IV, саҳифаи 35.
[2] *К. Маркс* ва *Ф. Энгельс*, Асарҳо, ҷилди I, саҳифаи 510.

ҳукми илоҳӣ дароварда, бо ҳамин бевосита идеяҳои реакциониро таблиғ мекард, зеро аз ин идеяҳо сулҳ ва оштии умумӣ мебаромад ки ин албатта фақат бедоршавии шуури синфии пролетариатро хира мекард.

Маркс ва Энгельс ба тамоми аҳмияти мусбати Фейербах дар муборизаи идеявии Германияи ондавра қадру баҳо дода истода, дар баробари он камбудиҳои материализми Фейербахро танқиди кушанда карданд. Дар „Курси мухтасари таърихи ВКП(б)" нишон дода мешавад ки Маркс ва Энгельс аз материализми Фейербах „мағзи асосӣ"и онро гирифтанд ва онро боз ҳам тараққӣ дода, ба теорияи имрӯзаи рехтаи илмӣ-философӣ, ба ҷаҳонбинии пухтаи то охир собитқадами материализми диалектикӣ мубаддал гардонданд. Маркс ва Энгельс дар давоми чандин сол—тахминан аз соли 1839 то соли 1847, муборизаи пурҳарорати шиддатноки идеявӣ пеш бурда, шаклҳои гуногуни аз илм беруни утопистии социализмро танқид карданд, таҷрибаи таърихии муборизаи синфи коргарро омӯхтанд ва хулоса карданд ва ба коммунизми илмӣ омаданд. Онҳо диалектикаи Гегельро аз сари идеалистӣ ба пои материалистӣ шинонданд, онҳо теорияи тараққиро ба олами материалӣ, ба таърих татбиқ карданд. Онҳо муайян карданд ки асоси тараққиёти таърихӣ, асоси ҳаёти ҷамъиятии одамон чист. Онҳо ин асоси материалии ҷамъиятро дар тараққии меҳнат, дар тараққии қувваҳои истеҳсолӣ ва муносибатҳои истеҳсолӣ медиданд.

Дар соли 1847 Маркс ва Энгельс асари боҳашамати марксизм—„Манифести Партияи Коммунистӣ"ро—китоберо эҷод мекунанд ки он асрҳо зинда хоҳад монд. Ба наздикӣ рафиқ Сталин ин бузургтарин асари фикри инсониро аз рӯи муҳаббат ва бо хуштасвирӣ „таронаи таронаҳои марксизм" гуфта номид. Дар „Манифести Партияи Коммунистӣ" Маркс ва Энгельс методи материализми диалектикиро ба таърих татбиқ карда, манзараи фавқулодда барҷаста ва чуқури равиши тараққиёти инсониятро тасвир мекунанд. Таърих, мегӯянд онҳо, таърихи муборизаи синфҳо мебошад. Онҳо бо тамоми бурроғӣ роли таърихии синфи буржуазияро дар мубориза ба муқобили феодализм ва дар тараққии қувваҳои нави истеҳсолӣ нишон медиҳанд.

Ҳарчанд ин парадокс (ба ақл рост намеомадагӣ) намояд ҳам, гуфтан мумкин аст ки ҳеҷ кадом аз идеологҳои буржуазия, ҳеҷ кадом аз олимони синфи буржуазия чунин манзараи аҳмияти прогрессивии капитализмро назар ба феодализм тасвир накардааст ки идеологҳои пролетариат — Маркс ва Энгельс дар „Манифести Партияи Коммунистӣ" тасвир кардаанд. Маркс ва Энгельс нишон медиҳанд ки чигуна буржуазия сарҳадҳои боҷиро аз миён мебардошт, ишкелҳои фео-

далии ба тараққии қувваҳои истеҳсолӣ монеъшавандаро аз сари роҳ дур мепартофт, бозори ҷаҳонӣ ба вуҷуд меовард, тараққии қувваҳои истеҳсолиро пеш ҳаракат медод.

Дар баробари он Маркс ва Энгельс манзараи аз ҷиҳати қувваи худ ҳайратовари зиддиятҳоеро ки ба сохти буржуазӣ хос ҳастанд, тасвир карданд. Буржуазия, навишта буданд онҳо, монанд аст „ба ҷодугаре ки қувваҳои зеризаминии бо роҳи ҷоду чеғзада овардагиашро ӯҳда карда наметавонад“. Маркс ва Энгельс манзараи даҳшатангези зиддиятҳоеро ки ҷамъияти буржуазӣ дар онҳо тараққӣ мекунад, манзараи зиддиятҳоеро ки ба худи табиати капитализм хос мебошанд, ба қалам кашиданд. Дар паҳлуи буржуазия антагонисти он, гӯркови он—синфи коргар меафзояд ва тараққӣ мекунад. Маркс ва Энгельс нишон медиҳанд ки ин қуввai тавоно чигуна меафзояд, чигуна аз хуруҷҳои алоҳидаи хусусии нодониста ва стихиявӣ синфи коргар ба амалиёти ҷангӣ ва бошууронаи революционӣ мегузарад, чигуна он аз „синфи дар худ“ ба „синфи барои худ“ мубаддал мешавад, то даме меояд ки он бо тамоми ҷиддият масъалаи сарнагун кардани сохти капиталистиро ба миён мемонад.

Фақат он касе ки бо методи материализми диалектикӣ—бо ин пешқадамтарин ва собитқадамтарин ҷаҳонбинии ба ҳама муваффақиятҳои илм ва философия такьякунанда мусаллаҳ буд,—фақат он кас роли таърихии синфи коргарро ҳамин тавр чуқур асоснок карда ва ингуна манзараи барҷастаи умумии равиши ихтилофноки таърихи умумиҷаҳониро тасвир карда метавонист. „Манифести Партияи Коммунистӣ“ ва пас аз он асари монументалии Маркс—„Капитал“ бузургтарин ганҷинаҳои марксизм мебошанд. Ҳамаи он чизҳои муҳим ки марксизм то давраи Ленин ва Сталин буньёд кардааст, дар ин асарҳои гениалӣ ҷой ёфтаанд.

## II

Аз он чи ки дар боло гуфта шуд, равшан аст ки ба омӯхтани ҳаёти ҷамъият, таърихи ҷамъият татбиқ кардани қоидаҳои методи диалектикӣ чигуна аҳмияти бузург дорад, методи материализми диалектикӣ барои фаолияти амалии партияи пролетариат чигуна аҳмият дорад. Дар „Курси мухтасари таърихи ВКП(б)“ ин фикр—яъне фикри алоқадории материализми диалектикӣ бо вазифаҳои муборизаи амалии партияи коммунистӣ бо бурррогии махсус ифода ёфтааст. Дар ин китоб бо пайдарҳамии бузург аз назарияҳои умумии материализми диалектикӣ ба масъалаҳои амалиёти муборизаи синфӣ ришта кашида шудааст. Дар „Курси мухтасари таърихи ВКП(б)“ алоқаи даруние ки дар байни философияи марксизм ва фаолияти амалии революционӣ ҳаст, бо қуввai махсусе

баён карда шудааст, муайян карда шудааст ки материализми диалектикӣ ва таърихиро дуруст фаҳмидан ва татбиқ кардан шарти беғалат ҳал кардани масъалаҳои амалии политикии муборизаи синфӣ мебошад. Материализми диалектикӣ дар ин китоб ба шакли формулаҳои тамом ва шах шуда мондагие не, балки ба шакли таълимоти зиндаи революционӣ, ба шакли дастурномаи ҷангӣ барои амалиёт дода шудааст.

Дар „Курси мухтасари таърихи ВКП(б)“ чунин гуфта шудааст:

„Агар дуньё дар ҳаракат ва тараққии доимӣ бошад, агар мурда рафтани кӯҳна ва сабзидани нав қонуни тараққӣ бошад, пас равшан аст, ки дигар тартибҳои „вайроннашавандаи“ ҷамъиятӣ, „принципҳои абадии“ мулки хусусӣ ва эксплуатация, „идеяҳои абадӣ“ и ба помешчикҳо тобеъ будани деҳқонон ва ба капиталистон тобеъ будани коргарой нестанд.

Яъне, ҳамчуноне ки сохти феодалӣ дар вақти худ ба сохти капиталистӣ иваз шуда буд, сохти капиталистиро ҳам ба сохти социалистӣ иваз кардан мумкин аст.

Яъне, ба он табақаҳои ҷамъият, ки гарчанд дар моменти ҳозира аз қувваи зиёд иборат бошанд ҳам, дигар тараққӣ намекунанд, ориентация накарда, балки ба ҳамон табақаҳо ориентация кардан даркор, ки онҳо гарчанд дар моменти ҳозира аз қувваи калон иборат набошанд ҳам, тараққӣ мекунанд ва оянда доранд“[1].

Аз ин суханҳо намоён аст ки партияи революционӣ ба методи диалектикии марксистӣ такья карда, метавонад, асосҳои амалиёти худро ки барои сарнагун кардани капитализм ва сохтани ҷамъияти коммунистӣ рӯовар шудааст, дуруст муайян кунад. Ин суханҳо бо равшанӣ ва бурроги фавқулодда нишон медиҳанд ки барои чӣ материализми диалектикӣ ва таърихӣ таҳкурсии теориявии коммунизм мебошанд.

Дар „Курси мухтасари таърихи ВКП(б)“ пунктҳои сарбаромади теориявии фаолияти революционии партияи большевикӣ равшан баён карда шудаанд. Дар он ҷо чунин гуфта шудааст:

„Агар ба тағьироти тез ва ногаҳонии сифатӣ гузаштани тағьироти оҳистаи миқдорӣ қонуни тараққӣ бошад, пас равшан аст, ки табаддулотҳои революционии аз тарафи синфҳои зулмдида ба амал оварда мешудагӣ ҳодисаи тамоман табиӣ ва рӯй доданаш албатта лозим будагӣ мебошанд.

Яъне аз капитализм ба социализм гузаштан ва аз

[1] „Курси мухтасари таърихи ВКП(б)“, нашри тоҷикӣ, саҳифаҳои 140—141.

зулми капиталистӣ озод кардани синфи коргар на бо роҳи тағьироти оҳиста, на бо роҳи реформаҳо, балки фақат бо роҳи тағьироти сифатии сохти капиталистӣ, бо роҳи революция ба амал гузаронда шуда метавонад.

Яъне, барои хато накардан дар политика, революционер шудан даркор аст, наинки реформист.

Баъд аз он. Агар тараққӣ бо тартиби кушода, партофтани зиддиятҳои дарунӣ, бо тартиби дар базаи ин зиддаятҳо ва барои бартараф кардани ин зиддиятҳо ба якдигарашон дучор шудани қувваҳои бар зидди ҳамдигар рӯй диҳад, пас равшан аст, ки муборизаи синфии пролетариат—ҳодисаи тамоман табиӣ ва рӯйдоданаш албатта лозим будагӣ мебошад.

Яъне, зиддиятҳои тартиботи капиталистиро рӯпӯш накарда, балки онҳоро ошкор кардан ва кушода партофтан лозим, муборизаи синфиро хомӯш накунонда, балки вайро то охир бурда расондан лозим.

Яъне, барои хато накардан дар политика, наинки политикаи реформистии гармонияи манфиатҳои пролетариат ва буржуазияро ва наинки политикаи муросочигии ба социализм „сабзида даромадани" капитализмро, балки политикаи оштинакунандаи синфии пролетариро ҷорӣ кардан даркор"[1].

Аз ин ҷо равшан аст ки барои чӣ Ленин ва Сталин чандин бор гуфтаанд ки диалектика ҷони революционии таълимоти марксистӣ мебошад. Инчунин табиист, он касе ки ба муқобили асосҳои решагии марксизми революционӣ, ба муқобили материализми диалектикӣ хуруҷ мекард, он кас ҳамеша умуман ба марксизм ҳам хиёнат кардагӣ мешуд.

Мубориза барои тозагии умуман теорияи марксистӣ-ленинӣ, барои тозагии философияи марксистӣ-ленинӣ аз сар то сари таърихи партияи большевикӣ мегузарад.

Партияи большевикӣ ки партияи типи нав аст, аз партияҳои кӯҳнаи оппортунистии социал-демократии Европаи Ғарбӣ дар бисьёр ҷиҳатҳо фарк мекунад. Яке аз фарқҳои решавии принципиалии партияи большевикӣ, ки партияи типи нав аст, дар ин мебошад, ки дар давоми тамоми роҳи таърихии он пешвоёни партия Ленин ва Сталин ҷаҳонбинии материализми диалектикиро ба сифати философияи партия мудофиа карда ва тараққӣ дода меоянд. Онҳо ин ҷаҳонбиниро дар асоси маълумотҳои нав ки дар натиҷаи тараққии илмҳои ҷамъиятӣ ва табиӣ ҷамъ шудаанд, дар асоси маълумотҳои нави муборизаи синфӣ дар давраи империализм

---

[1] „Курси мухтасари таърихи ВКП(б)", нашри тоҷикӣ, саҳифаҳои 141—142.

ва революцияҳои пролетарӣ бойтар мекунанд ва тараққӣ медиҳанд.

Партияҳои социал-демократии интернационали II-м ва дар навбати якӯм партияи роҳбарикунандаи интернационали II— социал-демократияи Германия, ки ба лойқаи оппортунизми политикӣ чуқур ғӯтида ва ба дарди ревизионизм ва муросогарӣ ба он гирифтор буданд, ин партияҳо бошанд, ба материализми диалектикӣ тамоман хиёнат карданд.

Ревизионистҳо ва реформистҳо ҳатто дар баробари аввалин хуруҷҳои худ ба муқобили марксизми революционӣ ба материализми диалектикӣ эълони ҷанг дода буданд. Дар соли 1898 Бернштейн, падари ревизионизм „Проблемаҳои социализм“ ном китоби ба гандагӣ ном баровардаи худро чоп кунонда баровард ки дар ин китоб ӯ таълимоти Марксро дар хусуси характери муборизаи синфӣ, дар хусуси кризисҳо, дар хусуси қашшоқ шудани синфи коргар ревизия кард, ба таълимоти марксистӣ дар бобати революция муқобил баромад. Дар худи ҳамин китоб Бернштейн бо якҷ девонагӣ ба диалектикаи марксистӣ ҳуҷум мекунад. Ӯ чунин „кашфиёте“ мекунад ки „диалектика дар роҳи дониши ҳақиқӣ дом мебошад“, ва даъват мекунад ки аз диалектика ҳарчи зудтар даст кашидан лозим аст. Бернштейн дар хусуси зарурияти бо кантчигӣ як кардани марксизм шиори машҳуре ба миён партофт. Дар зери ҳимояи бевоситаи центристҳои типи Каутский дар социал-демократияи Германия ва Австрия як гурӯҳи нависандагони „философтарош“ парварда шуда буд ки кори онҳо доим дар ҳаққи материализм ҳақоратҳо кардан ва онро паст задан буд. Онҳо ҳар тавр ки метавонистанд, ба материализми диалектикӣ лаънатҳо мехонданд ва даҳҳо китобҳо, мақола ва брошюраҳои бисьёре навиштанд ки дар онҳо „исбот“ мекарданд ки Маркс ва Энгельс системаи философии худро буньёд накардаанд. Онҳо тарафдори он шуда мебаромаданд ки Маркс бо Кант, бо Мах, бо Авенариус ва философҳои дигари типии буржуазӣ ва бо равияҳои философии буржуазӣ пайваста карда шавад, мақсад ин ки коре карда аз марксизм ҷони революционии онро берун кунанд, коре карда ба материализми диалектикӣ зарар расонанд.

Ленин дар яке аз мактубҳои худ ба А. М. Горький моҳияти ин ревизионизми философиро бо суханҳои зерин баён мекунад:

> „Материализм чун философия дар онҳо *дар ҳама ҷо ақиб партофта шудааст.* „Neue Zeit“ ки органи аз ҳама бо тамкинтар ва донандаи онҳост, ба философия бепарво мебошад, ҳеҷ гоҳ тарафдори бо ҳарорати материализми философӣ набуд ва дар вақтҳои охир бе

ҳеҷ як қайду шарт навиштаҳои эмприокритикҳоро дарҷ мекард. То ин ки аз *он* материализм ки Маркс ва Энгельс таълим медоданд, мешчании мурда баровардан мумкин шавад, ин нодуруст, нодуруст! Ҳама равияҳои мешчанӣ дар социал-демократия бештар ба муқобили материализми философӣ меҷанганд, ба сӯи Кант, ба сӯи неокантчигӣ, ба сӯи философияи танқидӣ кашола мекунанд. Не, он философияе ки Энгельс дар „Анти-Дюринг" асоснок карда буд, мешчаниро ба дами остона ҳам роҳ намедиҳад"[1].

Дар хусуси ин ревизионизми философӣ Ленин дар „Марксизм ва ревизионизм" ном мақолаи машҳури дар ҳамон соли 1908 навишташудаи худ характеристикаи аз он ҳам пурратар медиҳад ки дар он-чунин мегӯяд:

„Дар соҳаи философия ревизионизм аз думи „илми" профессории буржуазӣ мерафт. Профессорҳо „ба ақиб, ба сӯи Кант" мерафтанд,—ревизионизм ҳам аз паи неокантчиҳо кашола шуда мерафт, профессорҳо гапҳои ба ҳеҷ куҷо рост намеомадагии ҳазор бор забонзад шудаи попҳоро бар муқобили материализми философӣ такрор мекарданд,—ревизионистҳо ҳам марҳаматкорона табассум карда, мегуфтанд (калима ба калима аз рӯи хандбухи охирин) ки материализм кайҳост, „рад" карда шудааст; профессорҳо Гегельро „саги мурда" гуфта меномиданд ва худашон идеализмро ва он ҳам идеализми назар ба идеализми Гегель ҳазор бор майдатар ва ҳақиртарро тарғиб карда истода, дар бобати диалектика бо нафрат кифт меҷунбониданд,—ревизионистҳо ҳам аз ақиби онҳо ба лойқаи ба таври философӣ расво кардани илм медаромаданд ва ба ҷои диалектикаи „пурҳила" (ва революционӣ) „эволюция"и „содда" (ва осуда)ро мегузоштанд...

Ингуна ба Маркс „ислоҳдорориҳо" чи хел аҳмияти ҳақиқии синфӣ доштанд, дар ин хусус ҳоҷати гап задан ҳам нест—кор худ аз худ равшан аст"[2].

Фақат партияи большевикии мо аз рӯзи аввали ташкил шудани худ монда нашуда умуман таълимоти марксистӣ, аз он ҷумла асоси решавии теориявии марксизм—материализми диалектикиро муҳофиза карда ва пеш бурда меояд, ки ин бо буррогии тамом дар курси таърихи партия кушода нишон дода шудааст.

Ленин ва Сталин байрақи философияи марксизмро баланд бардоштанд, ин байрақро аз миёни се революция, аз миёни

---

[1] *Мактубҳои Ленин ба Горький,* саҳифаи 15, 1936.
[2] *Ленин,* Асарҳо, ҷилди XII, саҳифаҳои 184—185.

тамоми таърихи партия гузаронда, материализми диалектикиро бо таҷрибаи нави муборизаи синфии давраи империализм ва революцияҳои пролетарӣ, давраи ғалаба кардани социализм дар шашьяки қисми рӯи замин тараққӣ дода ва бойтар карданд.

Ҳанӯз кори аз ҷиҳати идеявӣ торумор карда шудани народникӣ ки ин корро Ленин ба анҷом расонда буд, талаб карда буд ки ба социологияи субъективӣ номидашавандаи народникӣ—ки он „қаҳрамонҳо", „шахсони танқидкорона фикркунанда"ро ситоиш мекард, ба оммаи халқ назарногирона ва тӯравор нигоҳ мекард, теорияи рехта ва мукаммали философии илмӣ-таърихии марксизм муқобил гузошта шавад. Китоби Ленин „„Дӯстони халқ" чист ва онҳо чигуна ба муқобили социал-демократҳо меҷанганд?" ҳам он асаре буд ки дар он материализми диалектикӣ ва таърихӣ дар равиши муборизa ба муқобили субъективизм ва идеализми народникӣ ба таври классикӣ баён карда шуда, конкретӣ карда шуда ва тараққӣ дода шудааст.

Мубориза ба муқобили „экономистҳо" ва меньшевикҳо чунон ки ин ба таври дурахшон дар „Курси мухтасари таърихи ВКП(б)" нишон дода шудааст, низ аз мазмуни калони философӣ пур буд. Масъалаи муносибати стихиянокӣ ва шуурнокӣ дар ҳаракати коргарӣ, масъалаи зарурияти бо ҳаракати коргарӣ пайвастани социализмро дуруст ҳал кардан фақат дар асоси пайдарҳам татбиқ кардани материализми диалектикӣ мумкин буд. Ба вульгаризация ва метафизикаи тамоман ба марксизм душмани „экономистҳо" ва меньшевикҳо Ленин ва Сталин таҳлили (анализи) диалектикии ҳодисаҳои бузурги давраи революцияи якӯми русро муқобил гузоштанд.

Масъалаҳои мубориза барои философияи марксизм, ба муқобили ликвидаторҳои он, ба муқобили ба ҷои материализми диалектикӣ кӯҳнаколаи философии буржуазиро гузоштан дар давраи баъд аз шикаст хӯрдани революцияи соли 1905 аҳмияти махсуси партиявӣ-политикӣ пайдо карданд.

Революцияи соли 1905 шикаст хӯрд. Ин шикасти муваққатӣ буд. Лекин ҳаргуна ҳамсафарони революция ки ба ҳаракати революционӣ дар вақти авҷи он ҳамроҳ шуда буданд, шикасти революцияро на шикасти муваққатӣ, балки шикасти комили ҳаракати революционӣ дар Россия гуфта баҳо медоданд ва аз он дур шудан гирифтанд. Дар байни интеллигенция гумроҳӣ ва афтодарӯҳӣ дида мешуд. Ҳуҷуми реакция давом мекард. Ин ҳуҷум дар фронти идеологӣ ҳам рӯй медод. Солҳои 1907—1909 солҳое буданд ки ҳаргуна ҷараёнҳои идеалистӣ, мистика ва поповщина мӯда (расм) шуда монда буданд. Як тӯда нависандагон машғули он бу-

данд, ки дар ҳаққи революция, дар ҳаққи марксизм ҳақорат ва бадгӯӣ мекарданд. Дар зери пардаи „ситоиши шахс" фисқу фуҷурро мадҳ ва сано мегуфтанд. Барои пахш кардани оммаҳои халқ як чӯб—чӯби политикӣ ва экономикӣ ба реакцияи буржуазӣ-помешчикӣ акнун кифоя намекардагӣ шуда монд, мегуфт Ленин. Революцияи соли 1905 шикаст хӯрда бошад ҳам, ин чӯбро андак шикаста монд. Барои дар зери итоат нигоҳ доштани оммаҳои халқ, мувофиқи суханони Ленин, боз чӯби рӯҳӣ ҳам лозим шуд. Кӯшиши синфҳои ҳукмрон ки таълимотҳои идеалистӣ ва попиро ҷорӣ карданӣ мешуданд, аз ҳамин ҷост.

Ин пӯсиш ва гумроҳии идеявӣ, расм шуда мондани поповщина ва идеализм дар байни як қисми интеллигенцияи социал-демократӣ, дар сафҳои чи большевикон ва чи меньшевикон низ акс ёфтанд. Як гурӯҳи социал-демократҳо (Богданов, Базаров, Рожков, Суворов, Валентинов, Юшкевич, Луначарский ва дигарон) идеализмро тарғиб мекардагӣ шуда, дар кӯшиши он буданд ки ба ҷои философияи марксизм философияи махизмро гузоранд. Сухан аз ҷараёни философие мерафт ки намояндагони он философҳо Мах ва Авенареус буданд ки онҳо идеализмро ба шакли нозук ва ранда кардашудае пешниҳод менамуданд.

Махизм философияи типии идеализми субъективӣ мебошад. Мазмуни асосии философии ҷараёни мазкурро бисьёр мухтасар баён кардан мумкин аст ки яъне: олам ҷамъ ё комплекси ҳиссиёти субъект мебошад. Махизм, ё эмпириокритицизм, ба ин хулоса дар натиҷаи „тоза" ва „танқид кардани таҷриба" меояд. Дар натиҷаи ингуна „танқиди таҷриба" Мах ва Авенариус даъво мекарданд ки олами материалӣ ки берун аз идроки мо вуҷуд дорад, чизи дигаре набуда, балки фақат комплекси ҳиссиёти ман—ҳиссиёти одам мебошад.

Идеализми субъективӣ чунон ки маълум аст, дар таърихи философия намояндагони бисьёри худро дорад. Ленин дар китоби „Материализм ва эмпириокритицизм" ҳаққонӣ нишон медод ки ҳанӯз дар соли 1710 епископ Беркли бо собитқадамии хеле зиёдтар ҳамингуна философияи субъективӣ-идеалистиро баён мекард ки акнун Мах ва Авенариус ва пайравони онҳо—Богданов, Базаров, Валентинов, Юшкевич ва дигарон ба он тақлид мекунанд.

Дар баробари ликвидаторчигӣ нисбат ба партияи политикии синфи коргар ҳамчунин ликвидаторчигӣ нисбат ба асосҳои философии марксизм низ паҳн шуд. Рост аст, ки ликвидаторҳои асосҳои философии марксизм хеле тарсончакона суханронӣ мекарданд. Ин ба иборати Ленин „исёни сари зонугӣ" буд. Тамоми сафсатаи махистии худро онҳо дар зери байраки философияи марксизм пешниҳод мекарданд. Лекин

хатари ликвидаторчигӣ нисбат ба философияи марксизм аз ин камтар намешуд. Вай чунон паҳн шуда рафт ки Ленин лозим донист, бо он дурустакак машғул шавад ва ба ин ҷараёни реакционӣ асари калоне муқобил ғузорад ки „Материализм ва эмпириокритицизм“ ҳамингуна асар шуд. Барои ба худ тасаввур кардани ҳолати онвақтаи Владимир Ильич ва ин ки ӯ бо чигуна ҳарорат ва шиддат ба кори философии худ часпида буд, аз мукотибаи дар боло зикршудаи Ленин бо А. М. Горький як чанд ҷойҳояшро меоварем. Ленин навишта буд:

„Ҳозир „Очеркҳои философияи марксизм“ баромаданд. Ман ҳама мақолаҳояшро хонда баромадам ба ғайр аз мақолаи Суворов (ҳозир онро хонда истодаам) ва аз ҳар мақола аз зӯри ғазаб қариб ки девона мешудам. Не, ин марксизм не! Эмпириокритикҳо, эмпириомонистҳо ва эмпириосимволистҳои мо ба лойқа ғӯтита рафта истодаанд. Ба хонанда маъқул кардани ин ки „ймон“ („боварӣ“) ба реалӣ будани олами беруна „мистика“ аст (Базаров), материализм ва кантчигиро ба тариқи расвотарин боҳам аралаш кардан (Базаров ва Богданов), тарғиб кардани як навъи дигари агностицизм (эмпириокритицизм) ва идеализм (эмпириомонизм), —ба коргарон „атеизми динӣ“ ва „эҳтироми“ потенцияҳои олии инсониро ёд додан (Луначарский), —таълимоти Энгельсро дар хусуси диалектика мистика гуфта эълон кардан (Берман), —аз чашмаи бадбӯи ким-чихел „позитивистҳо“и французӣ—агностикҳо ё метафизикҳо бо „теорияи символии дониш“ашон об гирифтан (Юшкевич)! Не, инаш дигар аз ҳад зиёд. Албатта, мо марксистони оддӣ ҳастем, одамони аз философия бисьёр хондагӣ нестем, —аммо ингуна чизро ба мо ба сифати философияи марксизм пешниҳод карда, моро ранҷондан чи лозим! Ман розиам, худамро ба куштан диҳам аз ин ки дар орган ё коллегияи ингуна чизҳоро тарғибкунанда иштирок кунам“[1].

Баъд аз чанд вақт Ленин боз ба Горький менависад:

„Ҳозир ман чунон ба философия ғарқ шуда рафтаам ки кори газетаро як сӯ партофта мондаам: имрӯз як эмпириокритикро механаму бо калимаҳои кӯчагӣ дашном медиҳам, фардо дигарашро механаму алфози қабеҳ ба забон мегирам. Иннокентий (Дубровинский) бошад, маро барои ба корҳои „Пролетарий“ машғул нашуданам дашном медиҳад ва ба ин ҳақ ҳам дорад“[2].

Ниҳоят, дар соли 1908 Ленин барои навиштани китоби

---

[1] *Мактубҳои Ленин ба Горький,* саҳифаи 18, 1936.
[2] *Дар ҳамон ҷо,* саҳифаи 24.

„Материализм ва эмпириокритицизм“ ба сари кор мешинад. Ӯ ба чунин хулоса меояд ки ба ҳамаи суханрониҳо ва хурӯҷҳои муқобили философияи марксистӣ хотима додан лозим аст. Дар баҳори соли 1909 ин китоби барҷаста чоп шуда мебарояд.

Пешвои большевикон, одаме ки дар шароити шикаст хӯрдани ҳаракати революционӣ мубоpизаи шиддатноки политикӣ мебарад, ки дар ин вақт сафҳоро аз воҳима нигоҳ доштан, ба ҳамагуна ликвидаторҳо ва ҳамасафарҳо зарба додан лозим меомад, фурсат меёбад ки дар масъалаҳои философия ва табиатшиносӣ китобҳои бисьёреро мутолиа кунад ва кор карда барояд. Дар натиҷа ӯ асари классикии марксизмро эҷод мекунад ки вай дар тараққии философияи марксистӣ саҳифаи нав мекушояд. Аҳмияти китоби Ленин аз доираи он вазифаи бевоситае ки дар пеши худ монда буд ва он вазифа ҳам бошад, махистҳо, ликвидаторҳои (барҳамдиҳандаҳои) философияи марксистиро торумор кардан буд, хеле берун баромада рафт. Ин китоб асари ҷанговаре шуд ки дар он пешвои большевикон навтарин кашфиётҳоро дар соҳаи табиатшиносӣ, хусусан дар соҳаи физиқа аз ҷаҳати философӣ хулоса кард. Ӯ дар масъалаи ин ки материалистҳо-диалектикҳо бояд ба кашфиётҳои нав дар соҳаи илм чи тавр нигоҳ кунанд, материали бебаҳо дод. Ин китоб ҳозир, яъне баъд аз сӣ соли навишта шуданаш ҳам барои материалистҳо-диалектикҳо, барои намояндагони табиатшиносӣ ки мехоҳанд, маҳкам дар позицияҳои то охир материалистӣ биистанд, ситораи раҳнамо мебошад. Дар „Курси мухтасари таърихи ВКП(б)“ ба асари гениалии Ленин, яъне ба „Материализм ва эмпириокритицизм“ ки ба ганҷинаи илми марксистӣ бузургтарин ганҷ мебошад, баҳои зерин дода мешавад:

> „...Китоби Ленин на танҳо Богданов, Юшкевич, Базаров, Валентинов ва муаллимони философии онҳо— Авенариус ва Махро, ки дар асарҳои худ идеализми нафис ва силиқ карда шудагиро ба муқобили материализми марксистӣ пешкаш карданӣ шуда кӯшиш мекарданд, танқид мекунад. Китоби Ленин дар баробари ҳамин асосҳои теоретикии марксизмро—материализми диалектикӣ ва таърихиро мудофиа мекунад—ва хулосаи материалистии ҳамаи муҳимтарин ва аҳмиятноктарини он чизе мебошад, ки дар як давраи бутуни таърихӣ, дар давраи байни вафоти Энгельс ва нашр шуда баромадани „Материализм ва эмпириокритицизм“ ном китоби Ленин, аз тарафи илм ва пеш аз ҳама аз тарафи табиатшиносӣ ба даст дароварда шудааст“[1].

---

[1] „Курси мухтасари таърихи ВКП(б)“, нашри тоҷикӣ, саҳифаи 132.

Давраи нав, ки аз аввали асри XX сар шуд, дар пеши марксистҳо ба муносибати он революцияе дар соҳаи табиатшиносӣ ки дар он вақт рӯй дода буд, дар соҳаи философия ҳам як қатор масъалаҳо монд. Айнан пас аз вафоти Энгельс (соли 1895) дар тараққии физика давраи пурҷӯш сар мешавад. Кашфиётҳо аз паиҳам омадан мегиранд. Теорияи электронии материя кашф карда мешавад. Дар хусуси сохти материя маълумотҳои нав пайдо мешаванд ки онҳо тасаввуротҳои кӯҳнаи то он вақт мавҷудбударо шикаста мепартоянд. Дар давраи империализм ки реакция сар то сар ваҳшат меронд, як қатор философҳои идеалист ба ин кашфиётҳои нав часпида ва даъво кардан мегиранд, ки материя ғоиб шуд, масса ғоиб шуд, як энергия монду бас ва ҳоказо. Онҳо ҳамчунин даъво мекунанд ки навтарин кашфиётҳои илм гӯё ҳаққонияти идеализмро тасдиқ мекарда бошад ва материализм бо худи илм рад карда шуда бошад. Худи папаи Рим аз ҳамаи ин фикрҳои бофташуда шоду хурсанд шуда метавонист.

Дар пеши марксистҳо масъала баромада истод ки ба ин кашфиётҳои нав чигуна ҷавоб диҳанд, материализми диалектикӣ ин навтарин кашфиётҳоро читавр „ӯҳда кунад". Инак, Ленин дар асари худ „Материализм ва эмпириокритицизм" нишон дод ки навтарин кашфиётҳо дар соҳаи табиатшиносӣ фақат ҳаққонияти материализми диалектикиро тасдиқ мекунанд. Ӯ нишон дод ки теорияи кӯҳнаи сохти материя шикаст хӯрд, умраш ба охир расид ва ба ҷои он теорияи нав омад. Ӯ нишон дод ки ҳамаи ин аз бепоёнии материя гувоҳӣ медиҳад, аз ин гувоҳӣ медиҳад ки донишҳои мо торафт чуқуртар ва чуқуртар рафта истодааст, вале ҳаргиз аз ин гувоҳӣ намедиҳад ки материя гӯё ғоиб шуда мерафта бошад. Ленин марксизмро ба таври эҷодӣ ба ин кашфиётҳои нав татбиқ карда, тараққии философияи марксистиро хеле пеш ҳаракат дод.

Бисьёр қобили диққат аст ки дар ҳамон давра рафиқ Сталин ҳам ки дар он вақт дар Закавказье кор мекард, ба масъалаҳои философӣ диққати бузург медод. Дар солҳои 1906—1907 рафиқ Сталин дар як қатор мақолаҳои теориявӣ ки бо сарлавҳаи умумӣ „Анархизм ё социализм" дарҷ шуда буданд, бо чуқурии махсусе масъалаҳои материализми диалектикӣ ва таърихиро баён мекунад. Рафиқ Сталин барои асосҳои философияи марксистӣ ба муқобили группаи анархистӣ дар Кавказ ки „Нобатӣ" ном газетае мебаровард ва бо ҳаёҳуй бар зидди материализми диалектикӣ қаламрониҳо мекард, муборизаи шиддатноки идеявӣ мебарад. Дар як қатор мақолаи чуқурмазмуни худ рафиқ Сталин дар мубориза ба муқобили анархистҳои философтароши газетаи „Нобатӣ" шарҳ медиҳад, ки методи диалектикӣ *чист* теорияи мате-

риалистӣ *чист*, материализми таърихӣ *чист*. Дар ин мақолаҳо рафиқ Сталин масъалаҳои чигуна ба материализми мушоҳидачии Фейербах, умуман ба философияи Гегель ва хусусан ба диалектикаи революционии ӯ нигоҳ кардани философияи марксистиро васеъ баён кард.

Баъзе аз адибони меньшевикӣ ки дар масъалаҳои философия китоб ва мақолаҳо менавиштанд (Деборин, Аксельрод), дар он вақт аз шиддати хашми худ бар муқобили большевизм тӯҳматкорона иддао карданӣ мешуданд ки махизм чизи дигаре набуда, балки философияи большевизм аст. Ҳол он ки факти ғайри қобили баҳси таърихӣ ҳамин аст ки маҳз большевикҳо, маҳз роҳбарони онҳо Ленин ва Сталин—дар вазъияти пӯсиш ва гумроҳии идеявӣ, дар вазъияти аз партия гурехтани интеллигенция, дар вазъияти мубориза и беҳаёнаи ликвидаторҳо бар муқобили партия—байрақи материализми диалектикиро баланд бардоштанд. Асари Ленин „Материализм ва эмпириокритицизм“ дар тараққии философияи марксистӣ этапи нав буд.

Дар боби IV „Курси мухтасари таърихи ВКП(б)“ ки дар он сухан аз чигуна партияи мустақили марксистӣ ташкил кардани большевикон меравад, қайд карда шудааст ки „китоби Ленин „Материализм ва эмпириокритицизм“ тайёрии *теориявии* ингуна партия буд“[1].

Дар давраи баъд ҳам Ленин ва Сталин мондагиро надониста, барои философияи марксизм мубориза мебаранд, бо боз ҳам кор карда баромадани материализми диалектикӣ машғул мешаванд. Дар солҳои ҷанги якӯми империалистии ҷаҳон дар пеши партияи синфи коргар вазифаҳои нави таърихӣ баромада истоданд. Дар он вақт Ленин ки дар бобати диалектикаи материалистӣ ба навиштани асари тадқиқотии махсус тайёрӣ медид, „Дафтарҳои философӣ“ и машҳури худро тартиб дод. Шиори партияи большевикӣ дар хусуси ба ҷанги гражданӣ табдил додани ҷанги империалистӣ намунаи дурахшони диалектикаи революционии ленинӣ мебошад.

Кашфиёти бузурги Ленин дар хусуси имконият доштани дар як мамлакати ҷудогона ғалаба кардани социализм ки ин кашфиёти худро ӯ дар соли 1915 карда буд, дар тараққии марксизм қадами нав буд. Моҳирона ба кор бурда шудани диалектикаи материалистӣ ба Ленин имконият дод ки марксизмро бо мазмуни нав бойтар кунад ва партияи пролетариатро барои муборизаи дар пеш истодагӣ бо аслиҳаи мағлубнашаванда таъмин намояд.

Дар солҳои ҳокимияти советӣ, дар солҳои революцияи социалистӣ ҳам Ленин ва Сталин ба масъалаҳои философияи марксизм аҳмияти дараҷаи аввалӣ додани худро бас намекунанд.

---

[1] „Курси мухтасари таърихи ВКП(б)“, нашри тоҷикӣ, саҳифаи 181.

Дар вакти дискуссияи профсоюзии соли 1921 дар мубориза ба муқобили роҳи хоинонаи троцкистҳо ва бухаринчиҳо ки диктатураи пролетариатро хароб карданӣ мешуданд, Ленин „методология"и ба марксизм тамоман душмани онҳоро торумор мекунад. Эклектицизм ва софистикаи ҳақиронаи Бухарин ва Троцкийро фош карда истода, Ленин талабҳои асосии мантиқи диалектикиро бо таъкид нишон медиҳад ки, онҳо ҳам бошанд, предметро ҳартарафа санҷидан, предметро дар тараққиаш гирифтан, ба ҳар масъала аз нуқтаи назари практика ки критерии ҳақиқат аст, нигоҳ кардан аст ва ниҳоят фаҳмидан ин аст ки ҳақиқати абстрактикӣ дар дуньё нест ва ҳақиқат ҳамеша конкретӣ мебошад. Ин талабҳои диалектикаро ба масъалаи профсоюзҳо татбиқ карда, Ленин профсоюзҳо мактаби коммунизм мебошанд, гуфта дар хусуси профсоюзҳо таърифи машҳури худро медиҳад. Дар соли 1922 Ленин „Дар бобати аҳмияти материализми ҷанговар" ном мақолаи машҳури худро менависад ки он программаи мубориза барои философияи марксизм ва барои минбаъда тараққӣ додани материализми диалектикӣ шуд.

Дар мубориза ба муқобили морҳои афъии троцкистӣ-бухаринӣ таълимоти Ленинро дар хусуси имконият доштани дар як мамлакат ғалаба кардани социализм мудофиа карда истода, рафиқ Сталин методи материализми диалектикиро ба ҷамъи масъалаҳои муборизаи синфӣ ва сохтмони социалистӣ ба таври дурахшон татбиқ мекунад. Масъалаи қонуни нобаробарии тараққии капитализм, масъалаи табиати ихтилофноки дурӯяи неп, масъалаи табиати колхозҳо ва ҳоказоро кор карда баромадани рафиқ Сталин аз намунаҳои классикии диалектика мебошанд. Рафиқ Сталин теорияи буржуазии механистии баробарвазниро ки хоин ва душмани ленинизм Бухарин онро ба материализми диалектикӣ муқобил гузоштанӣ мешуд, торумор кард ва ин теорияро тамом ба хок яксон намуд.

Нишондодҳое ки рафиқ Сталин дар охири соли 1930 дар масъалаи мубориза бурдан ба муқобили идеалистҳои меньшевик ва механистҳо—яъне ба муқобили ду шакли рӯпӯш ва пардапӯшшудаи хиёнат бар материализми диалектикӣ дода буд, барои тамоми теорияи марксистӣ-ленинӣ, барои минбаъда тараққӣ додани материализми диалектикӣ ва таърихӣ аҳмияти бузург доштанд.

III

Материализми диалектикӣ ки ҷони революционии марксизм аст, барои беғалат ҳал кардани муҳимтарин масъалаҳои муборизаи синфӣ аслиҳаи ҷангӣ мебошад. Дар ин ҷо як чанд

мисол аз таърихи партияи мо меоварем ки аз ин мисолҳо равшан дидан мумкин аст ки ин аслиҳа чигуна аҳмият дошт. Муборизаи марксистҳо ба муқобили народникҳо дар охири асри гузашта барин масъаларо гирем. Читавре ки маълум аст, народникӣ дар роҳи паҳн шудани марксизм дар Россия ва дар роҳи тараққӣ ёфтани ҳаракати социал-демократӣ монеаи асосии идеявӣ буд. Барои он ки дар соҳаи идеявӣ ба тараққии социал-демократия роҳ тоза карда шавад, назарияҳои народникиро аз ҷиҳати идеявӣ тамоман торумор кардан лозим буд. Барои ин ба масъалаҳои чигуна будани характери тараққиёти Россия аз сар гузаронда истодагӣ, ба ҳама масъалаҳое ки дар он давра дар пеши ҳаракати коргарӣ баромада буданд, ҷавоби марксистӣ додан даркор буд.

Мо тамоми аҳмияти политикии ин муборизаи марксистонро ба муқобили народникҳо медонем. Агар методҳои ба ин масъалаҳо нигоҳ кардани народникҳо ва марксистҳоро муқоиса карда бароем, тамоми тафовуте ки дар байни назари зидди диалектикии метафизикии народникҳо ба ҳастӣ ва назари диалектикии марксистӣ ҳаст, равшан намоён шуда меистад.

Дар мақолаҳои рафиқ Сталин ба мавзӯи „Анархизм ё социализм“ ки дар боло зикр карда шуда буданд, ин масъалаҳо хеле чуқур ва пурмазмун таҳлил карда мешаванд.

Рафиқ Сталин дар ин мақолаҳо чи будани методи диалектикиро таъриф карда истода, нишон медод ки яке аз муҳимтарин талабҳои диалектикаи материалистӣ дар ин аст ки ҳаётро як чизи бетағьири шах шуда, мондагӣ гуфта ҳисоб накунем. Ҳаётро чи дар табиат ва чи дар ҷамъият дар ҳаракати доимӣ, дар пайдоиш ва тараққӣ будагӣ гуфта ҳисоб кардан лозим аст. Дар ҳаёт ҳамеша вуҷуд дорад он чи ки дар тараққӣ аст ва он чи ки дар мурдан аст, дар он албатта ягон чиз мемирад ва дар айни замон ягон чиз албатта ба дуньё меояд. Дар зиндагӣ ҳамеша нав ва кӯҳна ҳаст. Бинобар ин агар мо хоҳем, ба дуньё ба таври диалектикӣ нигоҳ кунем, мо бояд, ба иборати рафиқ Сталин нигоҳ кунем ки „зиндагӣ ба куҷо меравад, дар зиндагӣ чи мемирад ва чи ба дуньё меояд“.

Талаби дигари методи диалектикӣ равшан дидани ин аст ки чигуна он чи ки дар ҳаёт заминаи худро аз даст медиҳад, паст меравад ва мемирад, бояд дар охири охирон мағлуб шавад, гарчанд ки вай дар моменти мазкур ҳанӯз зӯр ба назар мерасид. Ҳамаи он чи ки дар ҳаёт нашъу намо меёбад, тараққӣ мекунад, чизи нав аст, гарчанде ки дар моменти мазкур вай ҳанӯз камқувват бошад ҳам, дар охири охирон ғолиб меояд. Рафиқ Сталин ба ин характеристикаҳои асосии методи диалектикии марксистӣ такья карда, чунин навишта буд:

„Дар солҳои 80-ӯми асри XIX дар байни интеллигенцияи революционии рус баҳси шоёни диққат пайдо шуда буд. Народникҳо мегуфтанд, ки қувваи асосие ки „озод намудани Россия“ро ба ӯҳдаи худ гирифта метавонад,—деҳқонони камбағал мебошанд. Аз чӣ сабаб?— гуфта марксистон аз онҳо мепурсиданд. Аз ин сабаб ки,—мегуфтанд онҳо,—деҳқонон аз ҳама серcharacterшумортаранд ва дар айни ҳол дар ҷамъияти рус аз ҳама камбағалтаранд. Марксистон дар ҷавоб мегуфтанд: дуруст аст, ки деҳқонон имрӯз аксарият ҳастанд ва хеле камбағаланд, аммо оё гап дар ҳамин аст? Деҳқонон кайҳо боз аксарият ҳастанд, лекин то ҳол онон бе ёрмандии пролетариат дар мубориза барои „озодӣ“ ҳеҷгуна ташаббус нишон надодаанд. Аз чӣ сабаб? Аз ин сабаб ки деҳқонон, ҳамчун сословия, рӯз то рӯз вайрон шуда меравайд, ба пролетариат ва буржуазия тақсим шуда меравайд, ҳол он ки пролетариат ҳамчун синф *рӯз то рӯз* тараққӣ мекунад ва мустаҳкам мешавад. Ва дар ин ҷо камбағалӣ аҳмияти ҳалкунанда надорад: „пойлучҳо“ аз деҳқонон камбағалтаранд, аммо ҳеҷ кас: „озод намудани Россия“ро онон ба ӯҳдаи худ мегиранд—гуфта наметавонад.

Гап фақат дар ин аст, ки дар ҳаёт кӣ тараққӣ мекунад ва кӣ кӯҳна шуда меравад. Аз сабабе ки пролетариат ягона синфест, ки пай дар пай тараққӣ мекунад ва ба ҳаёт кӯшиш менамояд, бинобар ин вазифаи мо—дар қатори пролетариат истодан ва онро қувваи асосии революцияи рус донистан аст,—гуфта марксистон ҷавоб медоданд. Чӣтавре ки мебинед, марксистон ба масъала аз нуқтаи назари диалектикӣ нигоҳ мекарданд, аммо народникҳо ба таври метафизикӣ мулоҳиза мекарданд, чунки онон ба ҳаёт ҳамчун ба чизи „дар як нуқта шах шуда мондагӣ“ нигоҳ мекарданд“[1].

Дар асоси ҳамин мисол рафиқ Сталин тамоми қуввати назарияи марксистӣ, қуввати методи диалектикии назар кардан ба ҳастиро ба хубӣ нишон дод. Ба худ Россияи охири асри XIX-ро тасаввур кунем. Синфи коргар бо корпартоиҳо ва ҳоказо арзи вуҷуд кунад ҳам, ба ҳар ҳол ба назари аввал ҳанӯз табақаи назарногир менамояд. Қисми асосии аҳолиро деҳқонҳо ташкил медиҳанд. Народникҳо чун метафизикҳои рафта истодагӣ қонунҳои тараққиёти ҷамъиятро нафаҳмида, намебинанд ки дар зиндагӣ чӣ меафзояд ва чӣ вайрон ме-

[1] *Сталин*, Анархизм ё социализм. Цитата аз рӯи китоби Берия „Оид ба масъалаи таърихи ташкилотҳои большевикӣ дар Закавказье“ (нашри тоҷикӣ) оварда шуд, саҳифаи 110. Нашриёти Давлатии Тоҷикистон, 1940.

шавад, ва ба деҳқонҳо рӯ меоваранд. Онҳо ҳаминро дар назар мегиранд ки деҳқонон қисми асосии аҳолии Россия буданд, ҳастанд ва хоҳанд буд. Онҳо он процессҳои ҳақиқиеро ки дар зиндагӣ рӯй медиҳанд, дидан намехоҳанд. Баръакс, марксистҳо ба анализи зиндагии Россия методи материализми диалектикиро ба кор бурда мегуфтанд: дар вақти ҳозира синфи коргар, ба назари аввал, табақаи камнамоён, ақалияти назарногири тамоми аҳолиро ташкил медиҳад. Лекин ба муносибати он ки Россия маҳкам ба роҳи тараққии капиталистӣ даромад, ба муносибати тараққии капитализм дар мамлакати мо синфи коргар он қуввае мебошад ки доим пеш меравад ва зиёд мешавад. Ба ин қувва рӯ овардан лозим аст, зеро вай он халқае мебошад ки Россияро аз болои муборизаи революционӣ ба сӯи сохти социалистӣ мебарад.

Ҳар як теория арзише дорад ба шарте ки дар ҳаёт тасдиқ ёбад. Практика беҳтарин тафтиши ҳар теория мебошад. Ва баръакс, ҳар теория монанди ҳар илм ҳарчанд дар зоҳир зебо намояд ҳам, ҳарчанд дар зоҳир ба ҳама рангҳои камон ҷило диҳад ҳам, агар дар ҳаёт, дар практика тасдиқ наёбад,—вай ночиз аст, ба ҳеҷ чиз намеарзад.

Ҳаёт „теорияҳои“ народникҳоро пора-пора кард. Кист ки ҳозир дар хусуси назарияҳои народникҳо дар масъалаи тараққии Россия ва умуман дар ҳама масъалаҳои дигар ба оҳанги камубеш ҷиддӣ сухан ронад? Баръакс, ҳаёт нишон дод ки чигуна дар ҳамаи ин масъалаҳо ҳақ ба ҷониби марксистҳо буд. Теорияи марксистӣ-ленинӣ ғалабаи комили худро ёд мекунад.

Ин мисол аҳмияти ниҳоят бузурги теорияи революционӣ, пешбинии илмии ба дониши қонунҳои тараққии ҷамъият такьякунандаро нишон медиҳад. Ин мисол тамоми қуввати методи материализми диалектикиро нишон медиҳад. Вай бар ин далолат мекунад ки методи диалектикии марксистӣ дар дасти партияи революционӣ аслиҳаи тавонои идеявӣ мебошад, ки он, ба ибораи рафиқ Сталин, барои ба даст даровардани зӯрнорастарин қалъаҳо имконият медиҳад.

Акнун мисоли дигарро санҷем ки он ҳам бо тамоми равшанӣ аҳмияти методи материализми диалектикиро дар вақти таҳлили тезутундтарин масъалаҳои муборизаи синфӣ равшан месозад.

Асосҳои тактикаи революционии большевизм чунон ки дар „Курси мухтасари таърихи ВКП(б)“ нишон дода шудааст, аз тарафи Ленин дар китоби ӯ „Ду тактикаи социал-демократия дар революцияи демократӣ“ дар соли 1905 муайян карда шуда буданд. Ин китоб ва умуман ҳама ҳалли масъалаҳои роҳи тактикии большевизм сар то сар бо диалектикаи революционии марксистӣ парварида шудааст. Ҳамин тавр гуфтан

мумкин аст: то кас чигуна дар асоси методи диалектикӣ ҳал карда шудани масъалаҳои асосии тактикаи большевикиро нафаҳмад, дар ин масъалаҳо чуқур ва пухта сарфаҳм рафтан намешавад.

Яке аз масъалаҳои асосие ки роҳи тактикии большевиконро муайян мекунанд, масъалаи гегемонияи пролетариат дар революцияи буржуазӣ-демократӣ буд. Ҳам большевикҳо ва ҳам меньшевикҳо ҳаминро ба асос мегирифтанд ки революцияи дар пеш истодагӣ аз ҷиҳати характери худ, ҳеч набошад дар аввалаш, революцияи буржуазӣ мешавад.

Баъд аз ин ихтилофҳои ҷиддӣ сар мешуданд. Меньшевикҳо монанди метафизикҳои рафта истодагӣ, монанди касоне ки тамоман дар лойқаи ба кор аз нуқтаи назари формалӣ-мантиқӣ нигоҳ кардан ғӯтта хӯрдаанд, муҳокима мекарданд. Модом ки дар мамлакати мо революцияи буржуазӣ дар пеш аст, мегуфтанд онҳо, пас қувваи асосии ҳаракатдиҳанда дар ин революция бояд буржуазия бошад. Дар се революцияи буржуазӣ ки то ҳамин вақт рӯй дода буданд, аҳвол ҳамин ранг буд, дар мамлакати мо ҳам кор бояд ҳамин ранг шавад, мегуфтанд онҳо. Дар соли 1789, дар вақти революцияи буржуазии Франция, қувваи асосии роҳбарикунандае ки дар сари табақаи сеюм номидашаванда мерафт, буржуазия буд. Равшан аст ки дар мо ҳам кор бояд ҳамин тавр шавад. Модом ки дар революцияи дар пешистода роли асосиро бояд буржуазия бозад, пас ба синфи коргар, муҳокима мекарданд меньшевикҳо, роли думи буржуазия, роли теладиҳандаи оппозиционӣ дода мешавад ва ҳоказо. Синфи коргар, мувофиқи назарияҳои оқилтарошони меньшевик, ҳеч як роли мустақил, хусусан роли роҳбарикунанда дошта наметавонад ва набояд дошта бошад. Ин роҳ аз тарафи Плеханов ҳам комилан қувват дода ва асоснок карда мешуд, ҳол он ки ӯ як вақте дар хусуси материализми диалектикӣ аз нуқтаи назари теориявӣ бисьёр ва муфассал сухан меронд.

Ба кор бальшевикҳо чи тавр нигоҳ мекарданд? Ленин мегуфт, методи диалектикӣ талаб мекунад ки мо мисолҳои таърихии хушку холиро ба асос нагирем. Методи диалектикӣ талаб мекунад ки вазъияти ба худ махсуси таърихӣ конкретона анализ (таҳлил) карда шавад. Ленин мегуфт, революция дар мамлакати мо революцияи буржуазӣ мешавад, лекин вай асло такрори оддии революцияи буржуазии Франция намешавад. Революцияи мо ба худ хусусиятҳои махсусе дорад. Ленин чунин фикре ба миён мемонад: дар революцияи буржуазие ки дар пеш аст, ба сифати гегемон синфи коргар ба майдон мебарояд. Ин зиддиятнок аст? Албатта зиддиятнок аст, аммо ин зиддияти ҳақиқии диалектикӣ мебошад ки зиддиятҳои ҳақиқии зиндагиро дуруст акс кунондааст.

Вақте ки дар Франция (дар соли 1789) революцияи буржуазӣ рӯй медод, синфи коргар ҳанӯз қувваи номуташаккил буд ва чандон бошуур набуд. Вай ҳанӯз аз буржуазия тамом ҷудо нашуда, дар ҳудуди табақаи сеюм ҳомидашаванда бо вай якҷоя амал мекард. Муборизаи синфӣ дар байни пролетариат ва буржуазия ҳанӯз ҳозира барин ин хел характери тезутунд надошт. Буржуазия дар ҳаракати революционӣ ба муқобили феодализм ҳанӯз ба сифати қувваи роҳ барикунанда ба майдон баромаданаш мумкин буд.

Дар мамлакати мо дар аввали асри XX тамоман шароити дигар ба вуҷуд омада буд. Аввал ин ки синфи коргар дигар синфи „дар худ“ набуд, вай синфи „барои худ“ шуд. Вай акнун ба худ идеологияи аз нуқтаи назари илмӣ кор карда шудагӣ, идеологияи коммунизми илмиро дошт ки эҷодкунандагони он пешвоёни бузурги синфи коргар Маркс ва Энгельс буданд. Дар мамлакати мо дар он вақт синфи коргар афзуда, қувваи анча калон шуда буд, ба худ партияи социал-демократӣ дошт. Антагонизмҳои синфӣ дар байни синфи коргар ва буржуазия дар мамлакати мо аллакай бо тамоми қувват вусъат ёфта буданд. Буржуазияи либералӣ дар мамлакати мо он вақт зотан аз царизм дида, аз хуруҷҳои синфи коргар зиёдтар метарсид. Ленин бо қувваи фавқулоддае анализи онро дод ки барои чӣ буржуазияи либералӣ дар мамлакати мо ба ҳамин манфиатдор набуд ки революцияи буржуазӣ то ба охир расонда шавад. Ҳамчун бузургтарин устоди диалектикаи революционӣ ӯ нишон медиҳад ки синфи коргар ба то охир расонда шудани революцияи буржуазӣ манфиатдор аст.

„...Барои буржуазия,—навишта буд Ленин,—ба баъзе боқимондаҳои замони кӯҳна барзидди пролетариат, масалан ба монархия, ба армияи доимӣ ва ҳоказо такья кардан фоиданок аст. Барои буржуазия фоиданок аст ки революцияи буржуазӣ аз ҳад зиёд қатъӣ ҳама боқимондаҳои замони кӯҳнаро рӯфта напартояд, балки баъзе аз онҳоро дар ҷояш монад, яъне революция то охир босубот набошад, ба охир расонда нашавад, қатъӣ ва беамон набошад... Барои буржуазия фоиданоктар аст ки дигаргуниҳои зарурӣ бо роҳи буржуазӣ-демократӣ ҳарчи оҳистатар, ҳарчи батадриҷтар, ҳарчи бо эҳтиёттар ва ноқатъитар, на бо роҳи революция, балки бо роҳи реформаҳо ба вуҷуд оянд... ин дигаргуниҳо худфаолиятӣ, ташаббус ва ғайрати халқи авом, яъне деҳқонон ва хусусан коргаронро то мумкин аст камтар тараққӣ диҳанд, зеро дар аксиҳол ба коргарон чунон ки французҳо мегӯян, „милтиқро аз як кифт ба кифти дигарашон гирифта мондан“ осонтар мешавад,

яъне он аслиҳаеро ки революцияи буржуазӣ ба дасти онҳо месупорад, он озодиеро ки вай медиҳад, он муассисаҳои демократиро ки дар замини аз крепостной тоза шудагӣ пайдо мешаванд, ба муқобили худи буржуазия гардондан осонтар мешавад.

Баръакс, ба синфи коргар фоиданоктар аст ки дигаргуниҳои зарурӣ аз роҳи буржуазӣ-демократӣ на бо роҳи реформаторӣ, балки бо роҳи революционӣ ба вуҷуд оянд, зеро роҳи реформаторӣ роҳи кашолдиҳӣ, ба таъхирандозӣ, роҳи хеле суст ва дардоварона мурда рафтани қисмҳои пӯсидаи организми халқ мебошад. Аз пӯсидани онҳо аз ҳама пештар ва аз ҳама зиёдтар азоб мекашидагӣ пролетариат ва деҳқонҳо мебошанд. Роҳи революционӣ роҳи операцияи тези барои пролетариат аз ҳама камдардтар, роҳи бевосита дур кардани ҷоҳои пӯсида, роҳи нисбат ба монархия ва идораҳои ба худаш зебандаи нафратовар ва зишти пӯсидаи ҳаворо, бо пӯсиши худ вайронкунандаи он ҳарчи камтар гузашт кардан ва мулоимрафторӣ кардан мебошад".

„Ҳамин аст ки—гуфта давом мекунад Ленин—пролетариат дар роҳи республика дар сафҳои аввал мубориза бурда, маслиҳатҳои аҳмақонаи нолоикро бо танаффур дур мепартояд ки мегӯянд, дар назар дошта бошед ки мабодо бо рафтори худ буржуазияро дур накунед"[1].

Чунин аст фикрҳои чуқуртарини тамоман диалектикии Владимир Ильич Ленин ки намунаи барои таҳлили вазъияти конкретии таърихӣ татбиқ кардани методи материализми диалектикиро нишон медиҳанд.

Масъалаи дигарро гирем ки бо назарияҳои большевикон дар масъалаҳои тактика дар революцияи буржуазӣ-демократӣ вобаста мебошад, яъне масъалаи онро гирем ки социал-демократҳо дар ҳукумати муваққатии революционӣ бояд иштирок кунанд ё не. Читавре ки маълум аст, меньшевикҳо ки тамоман асири концепцияи зарарноктарини политикии худ, асири ба кор метафизикона назар кардан буданд, ингуна иштирок карданро рад менамуданд. Далели асосии меньшевикҳо чунин буд: ҳукумат ҳукумати буржуазӣ мешавад, бинобар ин социал-демократия набояд дар ингуна ҳукумат иштирок кунад. Агар вай иштирок кунад, айни ҳамон хаторо мекунад ки социалисти француз Милеран карда буд ки ба ҳукумати буржуазӣ дохил шуда буд.

Большевикҳо ин „далелҳои" меньшевикиро рад карда, мегуфтанд ки ин айнан ба таври метафизикӣ гузошта шудани масъала мебошад. Большевикҳо мегуфтанд, пеш аз ҳама

---

[1] *Ленин,* Ҷилди VIII, саҳифаҳои 57—58 ва 94.

конкретона таҳлил карда баромадан лозим аст ки ин чи ҳукумати муваққатии революционӣ мешавад. Ингуна ҳукумат, мегуфтанд большевикҳо, фақат дар натиҷаи шӯриши аслиҳанок, дар натиҷаи муборизаи мусаллаҳонаи оммаҳои халқ ба мақсади сарнагун кардани режими подшоҳӣ ба вуҷуд омада метавонад. Бинобар ин ингуна ҳукумат аз ҷиҳати табиати синфии худ фақат ҳукумати революционӣ-демократӣ буда метавонад, ки намояндаи манфиатҳои коргарон ва деҳқонон мешавад. Дар Франция, мегуфтанд большевикҳо, сухан аз иштирок кардани Милеран дар ҳукумати буржуазӣ дар чунин даврае мерафт ки дар он вақт дар мамлакат ситуацияи революционӣ вуҷуд надошт ва ҳукумати буржуазӣ ҳукумати рафтаистодагии реакционии синфи буржуазия буд. Равшан аст ки Милеран ба ингуна ҳукумат дохил шуда, бо ин кори худ дар ҳаққи манфиатҳои синфи коргар, дар ҳаққи манфиатҳои социализм хиёнат кард.

Дар мамлакати мо бошад, шароит тамоман дигар аст. Ҳукумати муваққатии революционӣ фақат дар вазъияте ки дар мамлакат ситуацияи революционӣ мавҷуд бошад, фақат дар натиҷаи муборизаи мусаллаҳонаи коргарон ва деҳқонон ба вуҷуд омада метавонад. Диалектика чунон ки маълум аст, рафтори конкрети таърихиро талаб мекунад. Диалектика мегӯяд ки ҳар дафъа масъаларо дар вазъият, вақт ва ҷои муайян санҷидан лозим аст ва аналогияҳои (монандиҳои) хушкухолиро ба асос гирифтан, аз рӯи формулаи метафизикии „ҳамин хел буд ва минбаъд ҳам бояд ҳамин хел бошад“ амал кардан лозим нест.

Ин масъала, яъне масъалаи дар ҳукумати муваққатии революционӣ иштирок кардани социал-демократҳо нафақат аҳмияти таърихӣ дорад. Акнун, дар шароити нав, дар вазъияти тамоман дигари тараққии ҳаракати революционӣ, дар як қатор мамлакатҳо дар пеши коммунистҳо дар хусуси иштирок кардан дар чунин ҳукуматҳои аз қабили фарз кунем ҳукумати республикан Испания ёинки ҳукумати республикаи Хитой масъала баромада меистад. Ингуна масъалаҳоро фақат вақте дуруст ҳал кардан мумкин аст ки агар кас ба теорияи марксистӣ-ленинӣ, ба анализи конкрети вазъияти мавҷудаи ҳардуи ин мамлакат такья кунад.

Ингуна масъалаҳоро фақат ба шарте беғалат ҳал кардан мумкин мешавад ки кас ба назари диалектикӣ дар бобати ҳама ҳодисаҳои имрӯза, ба дониши қонунҳои тараққии таърихӣ такья кунад. Он намунаҳои диалектикаи революционӣ ки Ленин ва Сталин, партияи большевикҳо дар ҳал кардани ингуна масъалаҳо нишон медиҳанд, барои коммунистони ҳамаи мамлакатҳо дар кори амалии революционии онҳо ситораи раҳнамо мебошанд.

Дар ҳамин мисолҳо мо тамоми қувват ва аҳмияти материализми диалектикиро дида метавонем ки он ҷаҳонбинии партияи мо мебошад, ҷони революционии тамоми теорияи большевикӣ мебошад.

Мисоли дигар мегирем ки он акнун ба давраи Революцияи Кабири Социалистии Октябрь дахл дорад. Дар ҳамин мисол ҳам ки он намунаҳои классикии ба муҳимтарин масъалаҳои муборизаи синфӣ диалектикона нигоҳ кардани рафиқ Сталинро нишон медиҳад, мо боз як бори дигар тамоми қуввати пешбинии марксистӣ-лениниро, тамоми аҳмияти теорияи марксистӣ-лениниро мебинем. Дар „Курси мухтасари таърихи ВКП(б)“ аҳмияти дар асоси коллективизацияи сар то сар чун синф барҳам дода шудани кулакон ба таври зерин баён карда мешавад:

„Ин чуқуртарин табаддулоти революционӣ буд, аз вазъияти кӯҳнаи сифатии ҷамъият ба вазъияти нави сифатӣ хез кардан буд, ки вай аз рӯи оқибатҳои худаш бо табаддулоти революционӣ дар октябри соли 1917 рӯй додагӣ баробар аст.

Ба худаш махсус будани ин революция аз он иборат буд, ки вай *аз боло*, бо ташаббуси ҳокимияти давлатӣ ва *аз поён* бо ҳимояи тӯппатӯғрии оммаҳои миллионии деҳқонон, ки ба муқобили асорати кулакӣ, барои зиндагонии озоди колхозӣ мубориза мебурданд, гузаронида шуда буд.

Вай, ин революция, бо як зарба се масъалаи асосии сохтмони социалистиро ҳал кард:

а) Вай дар мамлакати мо сершумортарин синфи эксплоатациякунанда, синфи кулакҳо, такьягоҳи аз навбарқароркунии капитализмро барҳам дод;

б) Вай сершумортарин синфи меҳнаткашонро дар мамлакати мо, синфи деҳқононро аз роҳи хоҷагии яккадастонае ки капитализмро тавлид мекунад, ба роҳи хоҷагии ҷамъиятии колхозии социалистӣ гузаронд;

в) Вай дар соҳаи хеле васеъ ва ҳаётан зарур будагӣ, аммо дар айни ҳол соҳаи хеле қафомондаи хоҷагии халқ—дар хоҷагии қишлоқ ба Ҳокимияти Советӣ базаи социалистиро дод.

Бо худи ҳамин дар дохили мамлакат охирин манбаъҳои азнавбарқароркунии капитализм барҳам дода шуданд ва дар баробари ин шароитҳои нави ҳалкунанда ба вуҷуд оварда шуданд, ки ин шароитҳо барои барпо кардани хоҷагии халқии социалистӣ зарур мебошанд“[1].

Ин аст характеристикаи мухтасар, вале чуқурмазмуни

[1] „Курси мухтасари таърихи ВКП(б)“, нашри тоҷикӣ, саҳифаи 386.

маъно ва аҳмияти политикаи чун синф барҳам додани кулакон ки партияи мо ин политикаро аз охири соли 1929 ба муносибати афзоиши колхозҳо ва совхозҳо пеш гирифт. Аз ҷиҳати аҳмияти худ ин ҳодисаҳо ба аҳмияти он табаддулоте ки дар мамлакати мо дар октябри соли 1917 рӯй дода буд, баробар меояд. Ин сухани холӣ нест. Дарвоқеъ, охир тақдири тамоми Революцияи Кабири Социалисии Октябри мо, тақдири ҳама музаффариятҳои октябрь аслан ба он масъала вобаста буд ки синфи коргари мамлакати мо дар таҳти роҳбарии худ оммаҳои меҳнаткаши деҳқононро аз роҳи хоҷагии танҳоӣ ба роҳи хоҷагии колхозии социалистӣ гузаронида метавонад ё не. Тақдири ҳама музаффариятҳои Октябрь ба ин масъала вобаста буд ки синфи коргар бо ҳамроҳии васеътарин оммаҳои деҳқонони меҳнаткаш сершумортарин синфи эксплоатациякунандаро дар мамлакати мо, яъне синфи кулакҳоро барҳам дода метавонад ё не. Тақдири тамоми революцияи социалистии мо маҳз ба ҳамин вобаста буд.

Партияи мо дар таҳти роҳбарии рафиқ Сталин ба таври дурахшон аз ӯҳдаи ин вазифаи бузурги таърихӣ баромад. Аҳмияти дуруст ҳал карда шудани масъалаи ба роҳи социализм гузарондани оммаҳои бисьёрмиллионии деҳқонон ниҳоят бузург аст ки ҳар қадар ба он баҳои баланд диҳем ҳам меарзад. Вай на фақат дар дохили мамлакати мо аҳмият дорад: вай аҳмияти байналхалқӣ дошта, ба синфи коргари ҳама мамлакатҳои дигар, ба садҳо миллион деҳқонон ки дар зери юғи капитализм ва боқимондаҳои феодализм дар нолаю афғон ҳастанд, ибрат нишон дода, ба онҳо мегӯяд ки ягона роҳи ҳаёти хушбахт ва осудаҳолона роҳи дар таҳти роҳбарии синфи коргар рафтан, роҳи социализм аст.

Дар „Курси мухтасари таърихи ВКП(б)“ гуфта шудааст ки дар асоси коллективизацияи сар то сар чун синф барҳам дода шудани кулакон чуқуртарин табаддулоти революционӣ, аз як ҳолати сифатии ҷамъият ба ҳолати дигари сифатӣ ҷаҳидан буд. Пас аз ин, хусусияти ин ҷаҳиш баён карда шудааст ва ин хусусият дар ин аст ки ин революция *аз боло*, бо ташаббуси ҳокимияти давлатӣ гузаронда шуда ва *аз поён* аз тарафи оммаҳои миллионии халқ тарафдорӣ дида буд. Мо дар таърих якчанд „революцияҳои аз боло“ро медонем ки бо ташаббуси ҳокимияти ҳукмрони давлатӣ гузаронида мешуд. Ин „революцияҳои аз боло“ „революция“ҳое буданд ки аз тарафи синфҳои ҳукмрони помещикҳо ва капиталистҳо гузаронида шуда, *ба муқобили* манфиатҳои оммаҳои миллионии халқ рӯовар карда мешуданд. Дар мо бошад, революцияи аз боло аз тарафи ҳокимияти давлатии диктатураи синфи коргар гузаронида шуда ва барои муҳофизаи манфиатҳои оммаҳои халқ рӯовар шудааст. Ана аз барои ҳамин

аст ки ин революция аз поён ин қадар тарафдории пурқувват дид. Барои ин ки ҷаҳиш, аз як ҳолати сифатӣ ба ҳолати дигари сифатӣ гузаштан гузаронда шавад, барои ин ҷаҳиш ҳама шароитҳои даркориро тайёр кардан лозим буд, ҳама тағьиротҳои зарурии „миқдорӣ"ро тайёр намудан даркор буд.

Дар сояи политикаи хирадмандонаи партияи мо ки ин политикаро партия дар давоми чандин сол дар кори тайёр кардани ин ҷаҳиш гузаронида меомад, дар натиҷаи ба ҳаёт татбиқ карда шудани плани сталинии индустриализация ва коллективизацияи мамлакати мо, дар натиҷаи он ки партия ба кишлоқ техникаи нав, одамони навро равона карда, ба оммаҳои миллионии деҳқонон фоидаи хоҷагидории колхозиро исбот карда тавонист, дар натиҷаи моҳирона тайёр карда шудани шароитҳои материалӣ барои ҷои истеҳсоли ғаллаи кулаконро бо истеҳсоли колхозҳо ва совхозҳо пур кардан, мумкин шуд, ин ҷаҳиш аз тарафи ҳокимияти давлатӣ бо ингуна тарафдории пурқуввати аз поён интавр дурахшон гузаронида шавад.

Барои дар асоси коллективизацияи сар то сар чун синф барҳам додани кулакон барин чунин табаддулоти чуқуртарини революционӣ фурсатро дуруст таъин карда тавонистан, ҳама шароитхои барои ин ҷаҳиш зарурро тайёр кардан лозим буд. Мо медонем ки тӯдаи хоини троцкистӣ-зиновьевӣ масъалаи раскулачеванияро ҳанӯз вақте ба миён гузоштанӣ шуда буд, ки фурсат барои ин ҳанӯз нарасида буд, барои ҳуҷуми бомуваффақият шароитҳо ҳанӯз тайёр карда нашуда буданд. Акнун ин тамоман равшан аст: ин рафтори провокационии хоинонаи реставраторҳои манфури капитализм буд. Партия ба ин душманони ленинизм зарба дод.

Азимии гении рафиқ Сталин дар ин аст ки ӯ устоди тавонои диалектика буда, ин аслиҳаи дар ҷаҳон аз ҳама революционитарро моҳирона ба кор бурда, онро бо таҷрибаи нави муборизаи синфӣ бойтар карда, моменти сар шудани ин ҷаҳишро, вақти аз политикаи кӯҳнаи маҳдуд кардан ва танг карда баровардани кулакон ба политикаи чун синф барҳам додани кулакон гузаштани партияро беғалат муайян кард.

Дар ин ҷо муносиб мебинем, аналогияи зеринро ба мисол оварем. Ба хотир биёрем ки гении революцияи пролетарӣ Владимир Ильич Ленин чигуна бо як саҳеҳии математикӣ моменти ҷаҳиши пухтаи моҳи октябри соли 1917-ро муайян карда буд. Айнан як рӯз пеш аз 25 октябри соли 1917 Ленин навишта буд ки ба мо ҳокимиятро 25 октябрь ба даст даровардан лозим аст. Революционерҳо агар барои ба даст даровардни ҳокимият ҳама шароитҳоро дар ихтиёри худ дошта, аз ин истифода набаранд, таърих ҳаргиз инро ба онҳо намебахшад, мегуфт Ленин. Таъхир кардан баробари марг аст,

мегуфт Ленин дар мактубҳои пурҳарорати худ дар худи арафаи Революцияи Кабири Социалистии Октябрь. Маҳз аз барои он ки ба партияи мо Ленин ва Сталин барин пешвоён роҳбарӣ мекарданд, вай дар рӯзҳои ҷангии октябри соли 1917 ғалабаи умумиҷаҳонии таърихӣ ба даст даровард.

Рафиқ Сталин ҳам бо ҳамин хел саҳеҳии математикӣ он моментро муайян мекунад ки кай ба ҳуҷуми васеъ барзидди кулакон гузашта ва ба сершумортарин синфи капиталистии мамлакатамон эълони ҷанги ҳалкунанда додан лозим буд. Ин якбори дигар аз қувваи тавонои теорияи марксистӣ-ленинӣ, аз қувваи материализми диалектикӣ гувоҳӣ медиҳад ки он бузургтарин музаффарияти фикри инсоӣ аст ки дар дасти партияи большевикӣ мебошад ва партияи большевикӣ онро дар асоси таҷрибаи нави муборизаи синфӣ бойтар мекунад.

Аз ингуна мисолҳои ба ҳалли масъалаҳои муборизаи синфӣ татбиқ карда шудани муносибати диалектикии марксистӣ тамоми таърихи партияи большевикӣ пур аст. Ана аз барои ҳамин дар „Курси мухтасари таърихи ВКП(б)“ гуфта шудааст ки аз худ кардани материализми диалектикӣ ва таърихӣ „вазифаи ҳар як ходими фаоли партияи мо мебошад“.

ТАСҲЕҲ

| Саҳифа | Сатр | Чоп шудааст | Хонда шавад |
|---|---|---|---|
| 9 | 8 аз боло | вошад. | бошад. |
| 12 | 2-3 „ | доманаи | домани |
| 31 | 16 „ | ғӯтита | ғӯтида |
| 42 | 13 аз поён | республикан | республикаи |


**На таджикском языке**

М. МИТИН

ДИАЛЕКТИЧЕСКИЙ МАТЕРИАЛИЗМ МИРОВОЗЗРЕНИЕ МАРКСИСТСКО-ЛЕНИНСКОЙ ПАРТИИ

Таджикгосиздат Сталинабад 1941

Тарҷумаи: *Муллоқандов Э.*
Муҳаррирони масъул: *Поччоҷонов, Усмонов Х.*
Муҳаррири техникӣ: *Баранов Ал.*
Корректори масъул: *Кенҷаев С.*

Ба матбаа дода шуд 29/XII—40. Ба чопаш иҷозат дода шуд 31/I—41
Формати коғаз 84X108. Ҷузъи чопӣ 3,0. Ҷузъи авторӣ 2,75. Тираж 5150.
КЛ 258 Заказ №.4050. Нархаш 60 тин.

Сталинобод, Комбинати Полиграфии Т.-П. КХСМ РСС Тоҷикистон.

М. МИТИН

# МАТЕРИАЛИЗМИ ДИАЛЕКТИКӢ ҶАҲОНБИНИИ ПАРТИЯИ МАРКСИСТӢ-ЛЕНИНӢ МЕБОШАД

НАШРИЁТИ ДАВЛАТИИ ТОҶИКИСТОН
СТАЛИНОБОД 1941